
سُورَةُ الأَنبِيَاءِ | الجزء السابع عشر

سُورَةُ الأَنبِيَاءِ

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

ٱقۡتَرَبَ لِلنَّاسِ حِسَابُهُمۡ وَهُمۡ فِي غَفۡلَةٖ مُّعۡرِضُونَ ١
مَا يَأۡتِيهِم مِّن ذِكۡرٖ مِّن رَّبِّهِم مُّحۡدَثٍ إِلَّا ٱسۡتَمَعُوهُ وَهُمۡ
يَلۡعَبُونَ ٢ لَاهِيَةٗ قُلُوبُهُمۡۗ وَأَسَرُّواْ ٱلنَّجۡوَى ٱلَّذِينَ
ظَلَمُواْ هَلۡ هَٰذَآ إِلَّا بَشَرٞ مِّثۡلُكُمۡۖ أَفَتَأۡتُونَ ٱلسِّحۡرَ وَأَنتُمۡ
تُبۡصِرُونَ ٣ قَالَ رَبِّي يَعۡلَمُ ٱلۡقَوۡلَ فِي ٱلسَّمَآءِ وَٱلۡأَرۡضِۖ
وَهُوَ ٱلسَّمِيعُ ٱلۡعَلِيمُ ٤ بَلۡ قَالُوٓاْ أَضۡغَٰثُ أَحۡلَٰمِۭ بَلِ
ٱفۡتَرَىٰهُ بَلۡ هُوَ شَاعِرٞ فَلۡيَأۡتِنَا بِـَٔايَةٖ كَمَآ أُرۡسِلَ ٱلۡأَوَّلُونَ
٥ مَآ ءَامَنَتۡ قَبۡلَهُم مِّن قَرۡيَةٍ أَهۡلَكۡنَٰهَآۖ أَفَهُمۡ يُؤۡمِنُونَ
٦ وَمَآ أَرۡسَلۡنَا قَبۡلَكَ إِلَّا رِجَالٗا نُّوحِيٓ إِلَيۡهِمۡۖ فَسۡـَٔلُوٓاْ أَهۡلَ
ٱلذِّكۡرِ إِن كُنتُمۡ لَا تَعۡلَمُونَ ٧ وَمَا جَعَلۡنَٰهُمۡ جَسَدٗا
لَّا يَأۡكُلُونَ ٱلطَّعَامَ وَمَا كَانُواْ خَٰلِدِينَ ٨ ثُمَّ صَدَقۡنَٰهُمُ
ٱلۡوَعۡدَ فَأَنجَيۡنَٰهُمۡ وَمَن نَّشَآءُ وَأَهۡلَكۡنَا ٱلۡمُسۡرِفِينَ ٩
لَقَدۡ أَنزَلۡنَآ إِلَيۡكُمۡ كِتَٰبٗا فِيهِ ذِكۡرُكُمۡۚ أَفَلَا تَعۡقِلُونَ ١٠

٣٢٢

## СУРАИ “АНБИЁ”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ БИСТУ ЯКУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ЯКСАДУ ДУВОЗДАҲ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Бо ёдоварии ҳолати паёмбарон ва даъвати ягонаи онҳо ба ибодати илоҳӣ баён намудани якпорчагии рисолатҳои осмонӣ.

### Тафсир:

(1) Замони ҳисоби аъмоли бандагон дар рӯзи қиёмат наздик шудааст, ҳол он ки онҳо аз сабаби саргармӣ ба зиндагонии дунё дар ғафлат қарор дошта, аз охират рӯйгардонанд.

(2) Ба ин ғафлатзадагон аз ҷониби Парвардигорашон ҳеҷ як ояти тозанузул намеояд, магар ин ки онҳо ба он бо бозӣ ва бетаваҷҷӯҳӣ гӯш андохта, мақсадашон аз шунидани паёмҳои ҷадид баҳра бурдан нест.

(3) Онҳо оятҳои Қуръонро дар ҳоле гӯш мекунанд, ки дилашон аз он ғофил аст. Ва касоне, ки бо кофиршавӣ бар ҷонашон зулм карданд, розашонро пинҳон дошта, махфиёна гуфтанд: “**Ин марде, ки даъвои паёмбарӣ дорад, ба монанди шумо инсоне беш нест. Аз шумо ҳеҷ бартарӣ надорад. Китобу динаш ҷодуст. Оё аз ӯ пайравӣ мекунед, ҳол он ки медонед, ки ӯ низ ба монанди шумо инсон аст ва он чи овардааст, ҷоду мебошад?**”

(4) Паёмбар (с) гуфт: “**Парвардигорам аз суханони пинҳониатон огоҳ аст. Зеро Ӯ тамоми қавли аз забони гӯяндааш дар осмонҳо ва замин беруншавандаро медонад. Ва Ӯ Шунавои Доно аст. Сухани бандагонро мешунавад ва аз аъмолашон огоҳӣ дорад.**”

(5) Балки онҳо дар мавриди дини овардаи Муҳаммад (с) дучори дудилагӣ ва саргардонӣ шуданд. Пас як бор “**Дини овардааш хобҳои парешони бетаъбир аст**” гуфтанд, бори дуюм “**Не, вай ин ойинро аз пеши худ бофта ва он ҳеҷ асосе надорад**” гуфтанд ва бори сеюм “**Не, балки вай шоир аст. Агар дар даъвои хеш содиқ бошад, пас ба монанди паёмбарони қаблӣ мӯъҷиза биёрад. Зеро паёмбарони қаблӣ бо худ ба мисли асои Мӯсо ва модашутури Солеҳ мӯъҷиза овардаанд**” гуфтанд.

(6) Ҳеҷ деҳаи пеш аз ин гурӯҳи кофири мӯъҷизахоҳ гузашта, ки аз паёмбаронашон мӯъҷиза хостанд ва он ба онҳо чунончи мехостанд, оварда шуд, ба мӯъҷизаи хостаашон имон наовардаанд, балки онро ба дурӯғ будан нисбат додаанд, пас Мо ҳалокашон кардаем. Пас инҳо, ки мӯъҷиза талаб доранд, агар хостаашон иҷро шавад, оё имон меоранд?! Ҳаргиз имон намеоранд!

(7) Ва эй Паёмбар, Мо пеш аз ту танҳо мардонро аз навъи башар ба ҳайси паёмбар фиристода, ба онҳо ваҳй мекардем. Мо фариштагонро паёмбар нафиристодаем. Агар инро намедонед, пас аз донишмандони аҳли Китоб ва Инҷил бипурсед.

(8) Ва Мо паёмбаронамонро соҳиби ҷасаде нагардонидаем, ки чизе нахӯранд, балки онҳо низ ба монанди дигарон мехӯрданд ва дар дунё ҷовидмонанда набуданд.

(9) Сипас барои паёмбаронамон ваъдаи Худро таҳаққуқ бахшидем. Пас онҳоро бо ҳар ки аз мӯъминон хостем, аз ҳалокат наҷот додем ва шахсони бо куфру маъсият аз ҳад гузарандаро ҳалок сохтем.

(10) Ҳамоно Мо ба сӯи шумо Қуръонеро нозил кардаем, ки агар ин ба он имон оварда, ба дастуроташ амал кунед, дар он шараф, иззат ва ифтихори шумост. Оё инро намефаҳмед. Агар фаҳмед, пас бишитобед ва ба Қуръон имон оварда, бо раҳнамоиҳояш амал кунед.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Наздикшавии қиёмат аз бандагон тақозо мекунад, ки барои он омодагӣ бинанд;

2.Илми Худо ҳамаи сухан ва кори бандагонро иҳота намудааст;

3.Гуногунии мавқеъгирии мушрикон бо Паёмбар (с) аз изтироб ва саргардонии онҳо шаҳодат медиҳад;

4.Аллоҳ (ҷ) бо ёрӣ додан алайҳи душманон бо мӯъминон аст;

5.Қуръон барои ҳар касе, ки ба он имон оварда, бо фармонҳояш амал мекунад, мояи шараф ва иззатмандӣ аст.

وَكَمْ قَصَمْنَا مِن قَرْيَةٍ كَانَتْ ظَالِمَةً وَأَنشَأْنَا بَعْدَهَا قَوْمًا
ءَاخَرِينَ ١١ فَلَمَّآ أَحَسُّوا۟ بَأْسَنَآ إِذَا هُم مِّنْهَا يَرْكُضُونَ ١٢
لَا تَرْكُضُوا۟ وَٱرْجِعُوٓا۟ إِلَىٰ مَآ أُتْرِفْتُمْ فِيهِ وَمَسَٰكِنِكُمْ لَعَلَّكُمْ
تُسْـَٔلُونَ ١٣ قَالُوا۟ يَٰوَيْلَنَآ إِنَّا كُنَّا ظَٰلِمِينَ ١٤ فَمَا زَالَت تِّلْكَ
دَعْوَىٰهُمْ حَتَّىٰ جَعَلْنَٰهُمْ حَصِيدًا خَٰمِدِينَ ١٥ وَمَا خَلَقْنَا
ٱلسَّمَآءَ وَٱلْأَرْضَ وَمَا بَيْنَهُمَا لَٰعِبِينَ ١٦ لَوْ أَرَدْنَآ أَن نَّتَّخِذَ
لَهْوًا لَّٱتَّخَذْنَٰهُ مِن لَّدُنَّآ إِن كُنَّا فَٰعِلِينَ ١٧ بَلْ نَقْذِفُ بِٱلْحَقِّ
عَلَى ٱلْبَٰطِلِ فَيَدْمَغُهُۥ فَإِذَا هُوَ زَاهِقٌ ۚ وَلَكُمُ ٱلْوَيْلُ مِمَّا تَصِفُونَ
١٨ وَلَهُۥ مَن فِى ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ ۚ وَمَنْ عِندَهُۥ لَا يَسْتَكْبِرُونَ
عَنْ عِبَادَتِهِۦ وَلَا يَسْتَحْسِرُونَ ١٩ يُسَبِّحُونَ ٱلَّيْلَ وَٱلنَّهَارَ
لَا يَفْتُرُونَ ٢٠ أَمِ ٱتَّخَذُوٓا۟ ءَالِهَةً مِّنَ ٱلْأَرْضِ هُمْ يُنشِرُونَ ٢١
لَوْ كَانَ فِيهِمَآ ءَالِهَةٌ إِلَّا ٱللَّهُ لَفَسَدَتَا ۚ فَسُبْحَٰنَ ٱللَّهِ رَبِّ ٱلْعَرْشِ
عَمَّا يَصِفُونَ ٢٢ لَا يُسْـَٔلُ عَمَّا يَفْعَلُ وَهُمْ يُسْـَٔلُونَ ٢٣ أَمِ ٱتَّخَذُوا۟
مِن دُونِهِۦٓ ءَالِهَةً ۖ قُلْ هَاتُوا۟ بُرْهَٰنَكُمْ ۖ هَٰذَا ذِكْرُ مَن مَّعِىَ وَذِكْرُ
مَن قَبْلِى ۗ بَلْ أَكْثَرُهُمْ لَا يَعْلَمُونَ ٱلْحَقَّ ۖ فَهُم مُّعْرِضُونَ ٢٤



(11) Ва адади аҳли деҳаҳое, ки ба сабаби бо куфр бар ҷони хештан ситам кардан ҳалокашон намудем ва баъди онҳо қавми дигареро ҳаст намудем, ниҳоят зиёд аст.
(12) Пас вақте азоби решакансозандаи Моро диданд, ногаҳон онҳо аз он деҳаҳо аз хавфи ҳалок гаштан шитобон мегурехтанд.
(13) Пас бо тамасхур нидо мешуданд: "**Нагурезед ва ба сӯи нозу неъмате, ки дар он будед ва манзилҳоятон баргардед, шояд аз шумо аз дунёи доштаатон чизе пурсида мешавад ва оиди корҳои муҳим бо шумо машварат сурат мегирад.**"
(14) Ин ситамкорон ба гуноҳи худ эътироф карда гуфтанд: "**Эй вой бар мо, ки ҳалок шуда ва зиён дидаем. Ба дурустӣ ки мо аз сабаби ба Аллоҳ (ҷ) кофир гаштан золим будем.**"
(15) Пас эътирофи гуноҳ ва дар ҳаққи хеш дуои бад кардан гуфтори доимиашон буд, то он ки Мо онҳоро ба монанди зироати даравшуда ва ба монанди оташи хомӯшгашта мурдаи беҳаракат гардонидем.
(16) Ва Мо осмон ва замин ва мавҷудоти миёни он дуро барои бозӣ ва беҳуда наофаридем, балки онҳоро барои қудратнамоӣ офаридем.
(17) Агар Мо мехостем, бегумон зану фарзандро аз он чи назди Худ дорем, мегирифтем ва ин корро накардем, чунки аз он поку бениёзем.
(18) Балки ҳақиқатеро, ки ба сӯи Паёмбарамон ваҳй фиристодаем, бар ботили аҳли куфр меафканем, пас онро куллан маҳв месозад, пас ботили онҳо ногаҳон аз миён меравад ва завол меёбад. Ва эй касоне, ки бо тӯҳмат Аллоҳ (ҷ) соҳиби зану фарзанд медонед, шуморо барои ин васфи нолоиқи ба Ӯ нисбат додаатон ҳалокат ва азоби сахт аст.

Чун доштани зану фарзанд маънои ниёзмандиро ифода мекунад, Аллоҳ (ҷ) дар ояти зерин Молики кулли мавҷудот ва Бениёзии Хешро баён карда гуфт:
(19) Ва ҳама мавҷудоти осмонҳо ва замин танҳо аз Аллоҳ (ҷ) аст. Ва фариштагони назди Аллоҳ (ҷ) аз ибодати Ӯ кибр намеварзанд ва хаста намешаванд.
(20) Онҳо доим тасбеҳи Ӯро мегӯянд ва аз он сустӣ намекунанд.
(21) Балки мушрикон барои ибодат ғайри Аллоҳ (ҷ) маъбудҳоеро гирифтаанд, ки мурдагонро зинда карда наметавонанд. Модоме чунин аст, пас чӣ гуна онҳо чизеро мепарастанд, ки аз зиндасозии мурдагон нотавон аст?!
(22) Агар дар осмонҳо замин ғайр аз Аллоҳ (ҷ) маъбудҳои дигаре мебуданд, яқинан осмонҳо ва замин ба сабаби мунокишаи маъбудҳо дар подшоҳӣ табоҳ мегашт, дар ҳоле воқеият хилофи ин буда, низоми коинот муназзам аст. Пас Худои Соҳиби Арш аз он чи мушрикон Ӯро тавсиф мекунанд, ки гӯё шарик дорад, поку бартар аст.
(23) Аллоҳ (ҷ) дар подшоҳӣ ва ҳукм Ягона аст. Ҳеҷ кас Ӯро аз он чи тақдир ва ҳукм кардааст, намепурсад ва Ӯ бандагонашро аз корашон мепурсад ва барои он подошашон медиҳад.
(24) Балки мушрикон ғайри Аллоҳ (ҷ) барои ибодат маъбудҳоро гирифтанд. Эй Паёмбар, ба мушрикон бигӯ: "**Барои исботи сазовори ибодат будани бутҳоятон далелатонро биёред.** Дар ин Китоби бар ман нозилшуда ва Китобҳои бар паёмбарони қабл аз ман нозилшуда далеле нест, ки дурустии кори шуморо исбот кунад. Балки бештари мушрикон ҷуз ба нодонӣ ва тақлид ба чизе такя намекунанд ва аз ин рӯ ҳақиқатро намедонанд. Бинобар ин, онҳо аз пазируфтани ҳақиқат рӯйгардонанд.

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Зулм сабаби ҳалокати афрод ва ҷомеаҳо мегардад;
2.Аллоҳ (ҷ) чизеро беҳуда наофаридааст, зеро Ӯ аз анҷоми кори беҳуда пок аст;
3.Пирӯзии ҳақиқат ва маҳви ботил аз қонунҳои тағйирнопазири Парвардигор аст;
4.Оятҳои мазкур бо овардани "**далели тамонуъ**"[1] ботил будани эътиқоди мушриконро исбот менамояд.

1. Маънои ин далел он аст, ки агар фаразан дар осмону замин ду Худо мавҷуд мебуд, дар иҷрои корҳо ё адами он ҳолатҳои бархурд ё гоҳо номумкин рух медод. Масалан, яке аз он ду Худои хаёлӣ аз Зайд талаб мекард, ки ҳаракат кунад, аммо Худои дуюм акси онро мехост. Пас Зайд дар ин сурат аз се ҳолат холӣ намемонд: ҳаракат кардан, ҳаракат накардан, ҳаракат кардан ва ҳаракат накардан. Ҳолати сеюми Зайд номумкин аст. Аммо агар ҳолати якуми вай иҷро шавад ва ҳаракат кунад, пас, Худои дуюм мағлуб мегардад ва шоистаи худоиро надорад, вале агар ҳолати дуюм амалӣ шавад ва Зайд ҳаракат накунад, пас хостаи Худои якум амалӣ намешавад ва сазовори худоӣ нест. Ин қоидаи ақлӣ тақозо мекунад, ки Офаридгор якто бошад. (**Мутарҷим**)


الجُزْءُ السَّابِعَ عَشَرَ — سُورَةُ الأَنبِيَاءِ

وَمَآ أَرۡسَلۡنَا مِن قَبۡلِكَ مِن رَّسُولٍ إِلَّا نُوحِيٓ إِلَيۡهِ أَنَّهُۥ لَآ إِلَٰهَ
إِلَّآ أَنَا۠ فَٱعۡبُدُونِ ٢٥ وَقَالُواْ ٱتَّخَذَ ٱلرَّحۡمَٰنُ وَلَدٗاۗ سُبۡحَٰنَهُۥۚ
بَلۡ عِبَادٞ مُّكۡرَمُونَ ٢٦ لَا يَسۡبِقُونَهُۥ بِٱلۡقَوۡلِ وَهُم
بِأَمۡرِهِۦ يَعۡمَلُونَ ٢٧ يَعۡلَمُ مَا بَيۡنَ أَيۡدِيهِمۡ وَمَا خَلۡفَهُمۡ
وَلَا يَشۡفَعُونَ إِلَّا لِمَنِ ٱرۡتَضَىٰ وَهُم مِّنۡ خَشۡيَتِهِۦ مُشۡفِقُونَ
٢٨ ۞ وَمَن يَقُلۡ مِنۡهُمۡ إِنِّيٓ إِلَٰهٞ مِّن دُونِهِۦ فَذَٰلِكَ نَجۡزِيهِ
جَهَنَّمَۚ كَذَٰلِكَ نَجۡزِي ٱلظَّٰلِمِينَ ٢٩ أَوَلَمۡ يَرَ ٱلَّذِينَ كَفَرُوٓاْ
أَنَّ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضَ كَانَتَا رَتۡقٗا فَفَتَقۡنَٰهُمَاۖ وَجَعَلۡنَا
مِنَ ٱلۡمَآءِ كُلَّ شَيۡءٍ حَيٍّۚ أَفَلَا يُؤۡمِنُونَ ٣٠ وَجَعَلۡنَا فِي ٱلۡأَرۡضِ
رَوَٰسِيَ أَن تَمِيدَ بِهِمۡ وَجَعَلۡنَا فِيهَا فِجَاجٗا سُبُلٗا لَّعَلَّهُمۡ
يَهۡتَدُونَ ٣١ وَجَعَلۡنَا ٱلسَّمَآءَ سَقۡفٗا مَّحۡفُوظٗاۖ وَهُمۡ عَنۡ
ءَايَٰتِهَا مُعۡرِضُونَ ٣٢ وَهُوَ ٱلَّذِي خَلَقَ ٱلَّيۡلَ وَٱلنَّهَارَ وَٱلشَّمۡسَ
وَٱلۡقَمَرَۖ كُلّٞ فِي فَلَكٖ يَسۡبَحُونَ ٣٣ وَمَا جَعَلۡنَا لِبَشَرٖ مِّن قَبۡلِكَ
ٱلۡخُلۡدَۖ أَفَإِيْن مِّتَّ فَهُمُ ٱلۡخَٰلِدُونَ ٣٤ كُلُّ نَفۡسٖ ذَآئِقَةُ
ٱلۡمَوۡتِۗ وَنَبۡلُوكُم بِٱلشَّرِّ وَٱلۡخَيۡرِ فِتۡنَةٗۖ وَإِلَيۡنَا تُرۡجَعُونَ ٣٥

٣٢٤

25 Ва эй Паёмбар, Мо пеш аз ту ҳеҷ паёмбареро нафиристодаем, магар ин ки ба вай пайғом мекардем, ки бешубҳа, ба ҷуз Ман маъбуди барҳақ нест. Пас танҳо Маро бипарастед ва аз ширк бипарҳезед.

26 Ва мушрикон гуфтанд: “**Аллоҳ (ч) фариштагонро духтарони Худ гирифтааст.**” Аллоҳ (ч) аз он дурӯғе, ки мушрикон мегӯянд, пок аст. Балки фариштагон бандагони гиромию ба Аллоҳ (ч) қарибанд.

27 Фариштагон дар гуфтани сухан аз Парвардигорашон пешдастӣ намекунанд, то вақте ки Аллоҳ (ч) фармон надиҳад, чизе намегӯянд ва онҳо бо амри Ӯ амал карда, ҳеҷ гоҳ ба нофармонӣ роҳ намедиҳанд.

28 Аллоҳ (ч) корҳои гузашта ва ояндаи фариштагонро медонад ва аз шафоат намекунанд, ҷуз он касеро, ки Аллоҳ (ч) аз ӯ розӣ гардад ва иҷозати шафоатро диҳад ва онҳо ба сабаби хавф аз Аллоҳ (ч) ҳамеша дар ҳаросанд, ки дучори нохушӣ нашаванд. Дар амру наҳй бо Ӯ хилоф намекунанд.

29 Ва ба фарзи мисол, агар касе аз фариштагон “**Ба дурустӣ ки ман ғайри Аллоҳ (ч) маъбуд ҳастам**” гӯяд, пас бешубҳа, Мо ӯро рӯзи қиёмат бо уқубати абадии дӯзах ҷазо медиҳем. Касонеро, ки бо кофир шудан ва ширк овардан бар ҷони хеш ситам кардаанд, ҳамин гуна ҷазо медиҳем.

30 Оё кофирон намедонанд, ки осмонҳо ва замин бо ҳам часпида буданд. Байни он ду ҷудоӣ набуд, то аз осмон борон резад. Пас Мо он дуро аз ҳам ҷудо кардем ва ҳар чизе аз ҳайвонот ва набототро аз оби аз осмон ба замин нозилшуда офаридем. Пас оё аз ин ибрат намегиранд ва ба Аллоҳи Ягона имон намеоранд?!

31 Ва дар замин кӯҳҳои устуворро офаридем, то мавҷудоти рӯяш қарордоштаро ба изтироб наорад ва дар замин роҳҳои паҳнро қарор додем, то бандагон дар сафарҳои хеш роҳашонро ёбанд.

32 Ва осмонро бе сутун чун шифт қарор додем, ки аз афтодан ба замин ва аз ахбор дуздидани шайтонҳо маҳфуз аст. Ва мушрикон аз нишонаҳои қудрати илоҳӣ дар осмон ба мисли офтобу моҳ рӯй тофта, аз он ибрат намегиранд.

33 Ва Аллоҳ (ч) Зотест, ки шабро барои роҳат ва рӯзро барои касби ризқ ва офтобро нишонаи рӯз ва моҳро нишонаи шаб офаридааст. Ҳар яке аз офтобу моҳ дар мадори махсуси худ ҳаракат мекунад ва аз он каҷ намешавад.

34 Ва эй Паёмбар, қабл аз ту барои ҳеҷ кас аз инсонҳо дар дунё ҷовидонагӣ надодаем. Пас агар мӯҳлати ҳаётат дар ин дунё анҷом ёбад ва бимирӣ, магар онҳо баъд аз ту боқӣ мемонанд?! Ҳаргиз чунин нест!

35 Ҳар як нафси мӯъмин ё кофир  дар ин дунё чашандаи марг аст. Ва Мо шумо мардумро дар ҳаёти дунё бо сахтиҳо ва неъмату ибодатҳо меозмоем ва баъди марг танҳо ба сӯи Мо баргардонида мешавед. Пас шуморо барои кирдорҳоятон подош медиҳем.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Аллоҳ таоло аз зану фарзанд поку бениёз аст;

2.Ҷойгоҳи фариштагон назди Худо он аст, ки онҳо барои ибодат офарида шуда, ба нарина ё модина тавсиф намешаванд, балки бандагони соҳиби иззатанд;

3.Осмону замин бар асоси қонуни “**қадам ба қадам**” офарида шудаанд. Он ду дар аввал ба якдигар часпида буданд, сипас аз ҳам ҷудо карда шуданд;

4.Озмоиш он гуна ки бо сахтӣ анҷом меёбад, бо неъмату осоиш низ сурат мегирад.

وَإِذَا رَءَاكَ ٱلَّذِينَ كَفَرُوٓاْ إِن يَتَّخِذُونَكَ إِلَّا هُزُوًا أَهَٰذَا
ٱلَّذِي يَذۡكُرُ ءَالِهَتَكُمۡ وَهُم بِذِكۡرِ ٱلرَّحۡمَٰنِ هُمۡ
كَٰفِرُونَ ٣٦ خُلِقَ ٱلۡإِنسَٰنُ مِنۡ عَجَلٖۚ سَأُوْرِيكُمۡ
ءَايَٰتِي فَلَا تَسۡتَعۡجِلُونِ ٣٧ وَيَقُولُونَ مَتَىٰ هَٰذَا ٱلۡوَعۡدُ
إِن كُنتُمۡ صَٰدِقِينَ ٣٨ لَوۡ يَعۡلَمُ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ حِينَ
لَا يَكُفُّونَ عَن وُجُوهِهِمُ ٱلنَّارَ وَلَا عَن ظُهُورِهِمۡ وَلَا
هُمۡ يُنصَرُونَ ٣٩ بَلۡ تَأۡتِيهِم بَغۡتَةٗ فَتَبۡهَتُهُمۡ فَلَا
يَسۡتَطِيعُونَ رَدَّهَا وَلَا هُمۡ يُنظَرُونَ ٤٠ وَلَقَدِ ٱسۡتُهۡزِئَ
بِرُسُلٖ مِّن قَبۡلِكَ فَحَاقَ بِٱلَّذِينَ سَخِرُواْ مِنۡهُم مَّا كَانُواْ
بِهِۦ يَسۡتَهۡزِءُونَ ٤١ قُلۡ مَن يَكۡلَؤُكُم بِٱلَّيۡلِ وَٱلنَّهَارِ
مِنَ ٱلرَّحۡمَٰنِۚ بَلۡ هُمۡ عَن ذِكۡرِ رَبِّهِم مُّعۡرِضُونَ ٤٢
أَمۡ لَهُمۡ ءَالِهَةٞ تَمۡنَعُهُم مِّن دُونِنَاۚ لَا يَسۡتَطِيعُونَ نَصۡرَ
أَنفُسِهِمۡ وَلَا هُم مِّنَّا يُصۡحَبُونَ ٤٣ بَلۡ مَتَّعۡنَا هَٰٓؤُلَآءِ
وَءَابَآءَهُمۡ حَتَّىٰ طَالَ عَلَيۡهِمُ ٱلۡعُمُرُۗ أَفَلَا يَرَوۡنَ أَنَّا نَأۡتِي
ٱلۡأَرۡضَ نَنقُصُهَا مِنۡ أَطۡرَافِهَآۚ أَفَهُمُ ٱلۡغَٰلِبُونَ ٤٤



Ва эй (36) Паёмбар, ҳар вақт, ки ин ҷамоаи мушрикон туро бинанд, ҳатман ба масхараат мегиранд ва бо мақсади пайравони хешро аз ту дур кардан мегӯянд: “**Магар он касе, ки нисбат ба маъбудҳои шумо бадгӯӣ мекунад, ҳамин аст?**” Ва онҳо бар замми он ки туро тамасхур мекунанд, Қуръони нозилкардаи Аллоҳи Меҳрубон ва неъматҳои Ӯро низ инкор ва носипосӣ менамоянд. Аз ин рӯ, кофирон лоиқтаранд, ки айб гирифта шаванд, зеро ҳама бадиро дар худ ҷамъ сохтаанд.

Инсон (37) табиатан бар шитобкорӣ халқ шудааст. Барои ҳамин, мехоҳад ҳар кор қабл аз вақташ анҷом шавад. Шитобкории мушрикон дар бораи талаби азоб аз ҳамин боб аст. Эй касоне, ки зудтар омадани азоби Маро мехоҳед, ҳатман ба шумо он чиро, ки омаданашро фаврӣ талаб доред, нишон медиҳам. Пас зуд омадани онро талаб накунед.

Ва кофирони (38) мункири растохез мегӯянд: “**Эй мусалмонон, он зиндашававаи баъди марг, ки ба мо ваъда додаед, кай рух медиҳад, агар шумо дар даъвои хеш оиди воқеъшавии он содиқ ҳастед?**”

Агар (39) ин ҷамоаи кофирони мункири зиндашавии баъд аз марг он вақтеро медонистанд, ки оташро аз чеҳра ва пушташон дур карда наметавонанд ва он рӯз ёваре надоранд, ки уқубатро аз онҳо дур созад, агар инро медонистанд, ҳаргиз зуд омадани азобро наметалабиданд.

Ин (40) оташе, ки кофирон бо он азоб мешаванд, тавре намеояд, ки онҳо аз замони вуқӯаш огоҳӣ дошта бошанд, балки он ногаҳон омада, онҳоро ҳайрон месозад. Пас онро дур карда наметавонанд ва ба онҳо мӯҳлат дода намешавад, то тавба намоянд ва мавриди раҳмати илоҳӣ қарор гиранд.

Чун Паёмбар (с) аз тамасхур ва такзиби қавмашон ранҷ бурданд, Худо дар ояти зерин он касро тасаллӣ дода гуфт:

(41) Ва агар қавмат масхараат мекунанд, андӯҳгин машав, зеро ту нахустин паёмбаре нестӣ, ки мавриди тамасхур қарор гирифта бошӣ. Ба дурустӣ ки паёмбарони пеш аз ту гузашта низ мавриди тамасхур қарор гирифтаанд. Ба ҳамин сабаб, кофирони масхаракунандаро азобе иҳота намуд, ки чун паёмбарон онҳоро аз он бим медоданд, он азобро масхара мекарданд.

(42) Эй Паёмбар, ба ин мушриконе, ки зуд омадани азобро дархост доранд, бигӯ: “**Агар Аллоҳи Меҳрубон бар шумо шаб ва рӯз уқубат ва ҳалокатеро нозил созад, чӣ касе шуморо аз он ҳифз мекунад?!**” Балки онҳо аз панд ва далелҳои Парвардигорашон рӯйгардонанд. Аз рӯи нодонӣ ва беҳирадӣ дар бораи он андеша намекунанд.

(43) Ё мушрикон маъбудҳое доранд, ки онҳоро аз азоби Мо ҳимоят мекунанд?! Маъбудҳои ботили онҳо бо дур кунонидани зарар ва ҷалби фоида ба худ кӯмак карда наметавонанд. Касе, ки хештанро ёрӣ карда натавонад, чӣ гуна аз уҳдаи ёрии дигарон мебарояд?! Ва мушрикон аз азоби Мо паноҳ дода мешаванд.

(44) Балки Мо ин кофирон ва падаронашонро ба хотири тадриҷан ҳалоксозӣ бо густаронидани неъматҳоямон баҳраманд сохтем, то он ки дар неъмат умри дароз диданд ва мағрур шуда, куфрашонро идома доданд. Оё ин ҷамоаи мағрури неъмат ва дархосткунандагони зудтар омадани уқубат намебинанд, ки Мо аз атрофи заминашон бо мағлуб кунониданашон кам мекунем, то ибрат гиранд ва уқубати бар дигарон воқеъшуда бар онҳо наояд?! Инҳо ғолиб нестанд, балки мағлубанд.

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои карима баёнгари онанд, ки ҳар кас бо сухан ё амал ва ё ишора Паёмбари Худо (с)-ро масхара кунад, кофир мегардад;

2.Шитобкорӣ табиати инсон ва оромӣ ахлоқӣ нек аст;

3.Аз азоби Худо касе ҷуз Ӯ муҳофизат карда наметавонад;

4.Ботил оқибат завол мееёбад ва ҳақиқат поянда мемонад.


الجزء السابع عشر
سورة الأنبياء

قُلْ إِنَّمَا أُنذِرُكُم بِالْوَحْيِ ۚ وَلَا يَسْمَعُ الصُّمُّ الدُّعَاءَ إِذَا
مَا يُنذَرُونَ ﴿٤٥﴾ وَلَئِن مَّسَّتْهُمْ نَفْحَةٌ مِّنْ عَذَابِ رَبِّكَ
لَيَقُولُنَّ يَا وَيْلَنَا إِنَّا كُنَّا ظَالِمِينَ ﴿٤٦﴾ وَنَضَعُ الْمَوَازِينَ
الْقِسْطَ لِيَوْمِ الْقِيَامَةِ فَلَا تُظْلَمُ نَفْسٌ شَيْئًا ۖ وَإِن كَانَ
مِثْقَالَ حَبَّةٍ مِّنْ خَرْدَلٍ أَتَيْنَا بِهَا ۗ وَكَفَىٰ بِنَا حَاسِبِينَ ﴿٤٧﴾
وَلَقَدْ آتَيْنَا مُوسَىٰ وَهَارُونَ الْفُرْقَانَ وَضِيَاءً وَذِكْرًا
لِّلْمُتَّقِينَ ﴿٤٨﴾ الَّذِينَ يَخْشَوْنَ رَبَّهُم بِالْغَيْبِ وَهُم مِّنَ السَّاعَةِ
مُشْفِقُونَ ﴿٤٩﴾ وَهَٰذَا ذِكْرٌ مُّبَارَكٌ أَنزَلْنَاهُ ۚ أَفَأَنتُمْ لَهُ
مُنكِرُونَ ﴿٥٠﴾ ۞ وَلَقَدْ آتَيْنَا إِبْرَاهِيمَ رُشْدَهُ مِن قَبْلُ وَكُنَّا
بِهِ عَالِمِينَ ﴿٥١﴾ إِذْ قَالَ لِأَبِيهِ وَقَوْمِهِ مَا هَٰذِهِ التَّمَاثِيلُ الَّتِي
أَنتُمْ لَهَا عَاكِفُونَ ﴿٥٢﴾ قَالُوا وَجَدْنَا آبَاءَنَا لَهَا عَابِدِينَ ﴿٥٣﴾ قَالَ
لَقَدْ كُنتُمْ أَنتُمْ وَآبَاؤُكُمْ فِي ضَلَالٍ مُّبِينٍ ﴿٥٤﴾ قَالُوا أَجِئْتَنَا
بِالْحَقِّ أَمْ أَنتَ مِنَ اللَّاعِبِينَ ﴿٥٥﴾ قَالَ بَل رَّبُّكُمْ رَبُّ السَّمَاوَاتِ
وَالْأَرْضِ الَّذِي فَطَرَهُنَّ وَأَنَا عَلَىٰ ذَٰلِكُم مِّنَ الشَّاهِدِينَ ﴿٥٦﴾
وَتَاللَّهِ لَأَكِيدَنَّ أَصْنَامَكُم بَعْدَ أَن تُوَلُّوا مُدْبِرِينَ ﴿٥٧﴾

٣٢٦

45 Эй Паёмбар, бигӯ: “**Эй мардум, ҳамоно шуморо бо пайғоме, ки Парвардигорам ба ман мефиристад, аз уқубат метарсонам.**” Ва ношунавоён чун аз азоби илоҳӣ бим дода шаванд, он чиро, ки ба сӯяш даъват мешаванд, дар амал намешунаванд.

46 Ва эй Паёмбар, агар ба ин ҷамоае, ки мехоҳанд уқубати илоҳӣ зуд воқеъ шавад, ҳиссае аз азоби Парвардигорат бирасад, мегӯянд: “**Эй вой бар мо, ки ҳалок гашта, зиён кардаем. Бегумон мо ба сабаби ширк овардан ба Аллоҳ (ҷ) ва бовар накардани дини Муҳаммад (с) ситамкор будаем.**”

47 Ва рӯзи растохез барои аҳли маҳшар тарозӯҳои боадолат насб мекунем, то бо истифода аз он корҳояшон баркашида шавад, пас дар он рӯз ҳеҷ кас бо камшавии некиҳо ё афзуншавии бадиҳояш мавриди зулм қарор намегирад ва агар амали вазншаванда мисли вазни донаи сипанд хурд ҳам бошад, онро ҳозир месозем. Ва Мо ба ҳайси ҳисобгар басандаем. Ҳамаи кори бандагонро ба таври дақиқ ҳисоб мекунем.

48 Ва ҳамоно Мо ба Мӯсо ва Ҳорун (а) Тавротро, ки ҷудокунандаи ҳақу ботил ва ҳалолу ҳаром буда, барои мӯъминон ҳидоятгар ва барои парҳезкорон панду андарз буд, додем.

49 Он парҳезкороне, ки бо вуҷуди надидани Парвардигорашон ба Ӯ имон оварда ва аз уқубаташ метарсанд ва онҳо аз рӯзи растохез дар ҳаросанд.

50 Ва ин Қуръони бар Муҳаммад (с) нозилкардаи Мо барои касе, ки панд гирифтан хоҳад, андарз буда, дорои суд ва хайри бисёр аст. Оё шумо бо вуҷуди ин онро инкор карда, иқрор намекунед ва раҳнамоии онро иҷро наменамоед?!

51 Ва яқинан Мо ба Иброҳим дар хурдиаш ба муқобили қавмаш ҳуҷҷат додем ва шоистагиашро ба додани ҳуҷҷат медонистем.

52 Он гоҳ, ки ӯ ба падараш Озар ва қавмаш гуфт: “**Ин бутҳое, ки онҳоро бо дастони хеш сохта ва дар банди ибодаташон мондаед, чист?**”

53 Қавмаш ба ӯ гуфтанд: “**Падаронамонро ёфтем, ки бутҳоро мепарастиданд. Пас мо низ аз рӯи тақлид ба падаронамон онҳоро парастидем.**”

54 Иброҳим (а) гуфт: “**Эй пайравони гузаштагон, ҳамоно шумо ва падаронатон, ки дар бутпарастӣ тақлидашон кардаед, аз роҳи ҳақиқат дар гумроҳии ошкор будед.**”

55 Қавмаш гуфтанд: “**Оё наздамон омада, ин суханонро аз рӯи ҷиддият мегӯӣ ё ту аз ҳазлкунандагонӣ?**”

56 Иброҳим (а) гуфт: “**Балки ҷиддӣ мегӯям ва ин шӯхӣ нест. Парвардигори шумо, Он Парвардигори осмонҳо ва замин аст, ки онҳоро бе намуна офарид ва ман оиди Парвардигори осмонҳо ва замин будани Аллоҳ (ҷ) аз гувоҳонам. Бутҳои шумо дар ин ҳиссае надоранд.**”

57 Иброҳим (а) бо худ гуфт: “**Савганд ба номи Аллоҳ, баъд аз он ки бутҳоро гузошта, ба ҷашн гирифтани идатон меравед, барои маъбудҳоятон чорае месозам, ки аз дидани он бадатон меояд.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Эътирофи гуноҳ ба он шарт суд мерасонад, ки бо тавбаи сари вақтӣ ҳамроҳ бошад;

2.Оятҳои муборака адолатро ба Аллоҳ (ҷ) исбот карда, аз ҷониби Ӯ содир шудани зулмро рад мекунанд;

3.Нерӯмандии ҳуҷҷат дар даъват аҳамияти зиёд дорад;

4.Тақлиди кӯр-кӯрона зараровар аст;

5.Дар тағйир додани кори бад бояд аз қоидаи “**қадам ба қадам**” истифода бурда, аввал аз осонтарин, баъд осонтар, сипас осон оғоз гардад. Иброҳим (а) амали қавмашро аввал бо сухан инкор кард, баъд ҳуҷҷат овард ва дар охир даъвати худро ба марҳилаи тағйири амалӣ интиқол дод.

فَجَعَلَهُمْ جُذَٰذًا إِلَّا كَبِيرًا لَّهُمْ لَعَلَّهُمْ إِلَيْهِ يَرْجِعُونَ
٥٨ قَالُوا۟ مَن فَعَلَ هَٰذَا بِـَٔالِهَتِنَآ إِنَّهُۥ لَمِنَ ٱلظَّٰلِمِينَ ٥٩
قَالُوا۟ سَمِعْنَا فَتًى يَذْكُرُهُمْ يُقَالُ لَهُۥٓ إِبْرَٰهِيمُ ٦٠ قَالُوا۟ فَأْتُوا۟
بِهِۦ عَلَىٰٓ أَعْيُنِ ٱلنَّاسِ لَعَلَّهُمْ يَشْهَدُونَ ٦١ قَالُوٓا۟ ءَأَنتَ
فَعَلْتَ هَٰذَا بِـَٔالِهَتِنَا يَٰٓإِبْرَٰهِيمُ ٦٢ قَالَ بَلْ فَعَلَهُۥ كَبِيرُهُمْ
هَٰذَا فَسْـَٔلُوهُمْ إِن كَانُوا۟ يَنطِقُونَ ٦٣ فَرَجَعُوٓا۟ إِلَىٰٓ
أَنفُسِهِمْ فَقَالُوٓا۟ إِنَّكُمْ أَنتُمُ ٱلظَّٰلِمُونَ ٦٤ ثُمَّ نُكِسُوا۟
عَلَىٰ رُءُوسِهِمْ لَقَدْ عَلِمْتَ مَا هَٰٓؤُلَآءِ يَنطِقُونَ ٦٥ قَالَ
أَفَتَعْبُدُونَ مِن دُونِ ٱللَّهِ مَا لَا يَنفَعُكُمْ شَيْـًٔا وَلَا
يَضُرُّكُمْ ٦٦ أُفٍّ لَّكُمْ وَلِمَا تَعْبُدُونَ مِن دُونِ ٱللَّهِ
أَفَلَا تَعْقِلُونَ ٦٧ قَالُوا۟ حَرِّقُوهُ وَٱنصُرُوٓا۟ ءَالِهَتَكُمْ إِن كُنتُمْ
فَٰعِلِينَ ٦٨ قُلْنَا يَٰنَارُ كُونِى بَرْدًا وَسَلَٰمًا عَلَىٰٓ إِبْرَٰهِيمَ
٦٩ وَأَرَادُوا۟ بِهِۦ كَيْدًا فَجَعَلْنَٰهُمُ ٱلْأَخْسَرِينَ ٧٠ وَنَجَّيْنَٰهُ
وَلُوطًا إِلَى ٱلْأَرْضِ ٱلَّتِى بَٰرَكْنَا فِيهَا لِلْعَٰلَمِينَ ٧١ وَوَهَبْنَا
لَهُۥٓ إِسْحَٰقَ وَيَعْقُوبَ نَافِلَةً وَكُلًّا جَعَلْنَا صَٰلِحِينَ ٧٢



(58) Пас Иброҳим бутҳояшонро чунон майда кард, ки ба қитъаҳои хурд табдил ёфтанд ва калони бутҳоро нашикаст, то қавми мушрикаш назди он бути калон баргашта, дар бораи бутшикан пурсанд.

(59) Чун онҳо аз ҷашни идашон баргашта, бутҳояшонро порашуда ёфтанд, аз ҳам пурсиданд: “**Кӣ худоёни моро чунин пора кардааст? Бешак, ҳар ки ин корро карда бошад, аз ҷумлаи ситамкорон аст. Зеро ӯ чизеро, ки лоиқи таъзиму эҳтиром аст, таҳқир намудааст.**”

(60) Баъзеашон гуфтанд: “**Ҷавонеро шунидаем, ки ин маъбудҳои моро доим бо бадӣ ёд карда, таън мезад, он ҷавон Иброҳим хонда мешавад. Шояд ҳамон Иброҳим ин корро карда бошад.**”

(61) Пешвоёни қавмашон гуфтанд: “**Иброҳимро дар пеши назари мардум ҳозир кунед, то онҳо бар эътирофи ӯ дар мавриди амали анҷомдодааш шоҳид шаванд. Дар ин сурат иқрораш барои шумо ҳуҷҷат мегардад.**”

(62) Пас Иброҳим (а)-ро ҳозир намуда пурсиданд: “**Эй Иброҳим, оё ин амали зиштро дар ҳаққи маъбудҳои мо ту анҷом додӣ?**”

(63) Иброҳим (а) бо мақсади ришханд ва дар назди оммаи мардум ошкор кардани аҷзи бутҳояшон гуфт: “**Ин корро ман накардаам, балки онро калони бутҳо кардааст. Пас бутҳо гап мезада бошанд, аз калонашон пурсед.**”

(64) Пас мушрикон андешида, ба худ омаданд ва барояшон маълум шуд, ки бутҳо суду зарар расонида наметавонанд. Пас баъзе ба баъзеи дигар гуфтанд: “**Ҳамоно шумо ба сабаби парастиши ин маъбудҳои худсохта ситамкоред.**”

(65) Сипас ба якравӣ ва куфрашон гашта гуфтанд: “**Эй Иброҳим, бешак, ту яқинан медонӣ, ки ин бутҳо сухан карда наметавонанд. Пас чӣ гуна моро мегӯӣ, ки дар бораи ин ҳодиса аз онҳо пурсем?!**”

Мақсади мушрикон аз ин сухан зидди Иброҳим (а) ҳуҷҷат овардан буд, вале гапи гуфтаашон баръакс алайҳи худи онҳо далел гашт.

(66) Иброҳим (а) ба маънои инкори гапи қавмаш гуфт: “**Пас оё ғайри Аллоҳ (ҷ) бутҳоеро мепарастед, ки ба шумо чизе фоида ва зарар расонида наметавонанд?! Бутҳои шумо, ҳатто аз суд ва зиён расонидан ба хештан оҷизанд.**

(67) **Зиштӣ бод бар шумо ва бар он бутҳое, ки ғайри Аллоҳ (ҷ) мепарастед, ҳол он ки зарар ва фоида расонида наметавонанд. Оё ақлатон инро намегирад, то ибодати онҳоро тарк кунед?!**”

Вақте бутпарастон аз ин ки бо роҳи ҳуҷҷат бар зидди Иброҳим (а) мубориза баранд, оҷиз шуданд, ба истифодаи нерӯ рӯ оварда гуфтанд:

(68) “**Агар Иброҳимро барои интиқоми шикастани бутҳо ҷазо доданӣ бошед, пас ӯро оташ бизанед.**”

(69) Онҳо оташ афрӯхтанда, Иброҳим (а)-ро дар он андохтанд. Пас Мо гуфтем: “**Эй оташ, бар Иброҳим сард ва мояи саломатӣ бош.**” Пас оташ ҳамин гуна шуд ва ба вай осеб нарасонид.

(70) Ва қавми Иброҳим (а) хостанд дар ҳаққи ӯ дасиса кунанд, ба ин тартиб, ки ӯро дар оташ сӯзонанд ва Мо найрангашонро ботил сохтем ва худашонро ҳалокшудаи мағлубгашта гардонидем.

(71) Ва ӯро ҳамроҳи Лут наҷот додем ва он дуро ба сӯи сарзамини Шом, ки дар он бо барангехтани паёмбарон ва густаронидани некиҳо барои мавҷудот баракат додаем, берун сохтем.

(72) Ва вақте Иброҳим (а) аз Парвардигораш хост, ки ба ӯ фарзанд рӯзӣ намояд, барояш Исҳоқ ва илова бар он Яъқубро бахшидем ва ҳар яке аз Иброҳим, Исҳоқ ва Яъқубро бандагони солеҳи итоаткор сохтем.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ба мақсади ошкор намудани ҳақиқат ва саркуб сохтани ботил истифода бурдани ҳила дуруст аст;

2.Аҳли ботил гоҳо ба ҳуҷҷатҳое чанг мезананд ва онро ба фоидаи худ меҳисобанд, ҳол он ки он алайҳашон далел мешавад;

3.Баъзан сахтгуфторӣ яке аз василаҳои тағйири мункар мешавад, аммо ба шарте, ки боиси сар задани зиёни калонтар нагардад;

4.Паноҳ бурдан ба истифодаи қувват далели нотавонии шахс аз овардани ҳуҷҷат аст;

5.Ин оятҳо ифодагари он аст, ки Аллоҳ (ҷ) ба мӯъминон кӯмак мекунад ва онҳоро аз озмоишҳо тарзе мераҳонад, ки дар гӯшаи хотирашон намегузарад.




وَجَعَلْنَٰهُمْ أَئِمَّةً يَهْدُونَ بِأَمْرِنَا وَأَوْحَيْنَآ إِلَيْهِمْ فِعْلَ
ٱلْخَيْرَٰتِ وَإِقَامَ ٱلصَّلَوٰةِ وَإِيتَآءَ ٱلزَّكَوٰةِ ۖ وَكَانُوا۟ لَنَا
عَٰبِدِينَ ٧٣ وَلُوطًا ءَاتَيْنَٰهُ حُكْمًا وَعِلْمًا وَنَجَّيْنَٰهُ مِنَ
ٱلْقَرْيَةِ ٱلَّتِى كَانَت تَّعْمَلُ ٱلْخَبَٰٓئِثَ ۗ إِنَّهُمْ كَانُوا۟ قَوْمَ سَوْءٍ
فَٰسِقِينَ ٧٤ وَأَدْخَلْنَٰهُ فِى رَحْمَتِنَآ ۖ إِنَّهُۥ مِنَ ٱلصَّٰلِحِينَ
٧٥ وَنُوحًا إِذْ نَادَىٰ مِن قَبْلُ فَٱسْتَجَبْنَا لَهُۥ فَنَجَّيْنَٰهُ
وَأَهْلَهُۥ مِنَ ٱلْكَرْبِ ٱلْعَظِيمِ ٧٦ وَنَصَرْنَٰهُ مِنَ ٱلْقَوْمِ
ٱلَّذِينَ كَذَّبُوا۟ بِـَٔايَٰتِنَآ ۚ إِنَّهُمْ كَانُوا۟ قَوْمَ سَوْءٍ فَأَغْرَقْنَٰهُمْ
أَجْمَعِينَ ٧٧ وَدَاوُۥدَ وَسُلَيْمَٰنَ إِذْ يَحْكُمَانِ فِى ٱلْحَرْثِ
إِذْ نَفَشَتْ فِيهِ غَنَمُ ٱلْقَوْمِ وَكُنَّا لِحُكْمِهِمْ شَٰهِدِينَ ٧٨
فَفَهَّمْنَٰهَا سُلَيْمَٰنَ ۚ وَكُلًّا ءَاتَيْنَا حُكْمًا وَعِلْمًا ۚ وَسَخَّرْنَا
مَعَ دَاوُۥدَ ٱلْجِبَالَ يُسَبِّحْنَ وَٱلطَّيْرَ ۚ وَكُنَّا فَٰعِلِينَ ٧٩
وَعَلَّمْنَٰهُ صَنْعَةَ لَبُوسٍ لَّكُمْ لِتُحْصِنَكُم مِّنۢ بَأْسِكُمْ ۖ
فَهَلْ أَنتُمْ شَٰكِرُونَ ٨٠ وَلِسُلَيْمَٰنَ ٱلرِّيحَ عَاصِفَةً تَجْرِى بِأَمْرِهِۦٓ
إِلَى ٱلْأَرْضِ ٱلَّتِى بَٰرَكْنَا فِيهَا ۚ وَكُنَّا بِكُلِّ شَىْءٍ عَٰلِمِينَ ٨١



73 Ва ин паёмбарони ёдшударо пешвоёне гардонидем, ки мардум ба онҳо дар ҳама кори нек пайравӣ мекарданд, мардумро бо иҷозати Парвардигор ба ибодати Аллоҳ (ч) роҳ менамуданд ва ба онҳо пайғом фиристодем, ки некиҳо кунед ва намозро дар комилтарин сурати он барпо доред ва закот диҳед ва онҳо ба Мо таслимгашта буданд.

74 Ва ба Лут доварӣ байни тарафҳои даъвогар ва илми мутааллиқ ба масоили диниро додем ва ӯро аз азоби ба сокинони деҳааш[1] фурудовардаамон, ки амали фаҳш мекарданд, солим нигоҳ доштем. Ҳамоно онҳо қавми бадкори аз итоати Парвардигорашон хориҷ буданд.

75 Ва Лутро ба раҳматамон ворид намудем, чун ӯро аз уқубати ба қавмаш расида наҷот додем. Бегумон вай аз ҷумлаи бандагони солеҳе буд, ки фармонҳои Моро ба ҷо меовард ва аз манъкардаҳоямон парҳез менамуд.

76 Ва эй Паёмбар, қиссаи Нӯҳро ёд кун. Вақте қабл аз Иброҳим ва Лут Парвардигорашро нидо кард, пас Мо бо додани хостааш дуои ӯро пазируфтем, пас вай ва хонаводаи мӯъминашро аз андӯҳи бузург раҳо сохтем.

77 Ва ӯро аз макри қавме, ки оятҳои Моро оиди таъйид ва исботи ростгӯиаш дурӯғ шумурданд, наҷот додем. Ба дурустӣ ки онҳо қавми фасодкори бадкор буданд. Ба ҳамин сабаб, ҳамаашонро бо ғарқ сохтан дар дарё ҳалок гардонидем.

78 Ва эй Паёмбар, қиссаи Довуд ва писараш Сулаймон (а)-ро ёд кун. Он гоҳ, ки онҳо дар бораи воқеаи марбут ба ду шахси даъвогар, ки наздашон оварда шуд, доварӣ карданд. Яке аз он ду гӯсфандоне дошт, ки шаб ба киштзори нафари дуюм даромада, зироаташро хӯрда табоҳ гардонида буданд. Ва Мо шоҳиди доварии Довуд ва Сулаймон будем. Чизе аз доварии онҳо аз илми Мо ғоиб набуд.

79 Ва Мо дар ин масъала ҳукми муносибтарро ба Сулаймон, на ба падараш Довуд фаҳмонидем ва барои Довуду Сулаймон нубувват ва илми аҳкоми шариатро дода, Сулаймонро дар ин боб хос насохтем. Ва кӯҳҳоро бо Довуд ром кардем, ки бо Довуд тасбеҳ мегуфтанд ва низ парандагонро ба ӯ ром гардонидем. Ва анҷомдиҳандаи фаҳмонидани дурустии ҳалли масъала ба Сулаймон, атокунандаи нубуввату илм ба падару писар ва ромсозандаи кӯҳҳову парандагон ба Довуд Мо будем.

80 Ва ба Довуд тарзи сохтани ҷавшанҳоро таълим додем, то он ҷавшанҳо шуморо аз он ки силоҳ баданатонро пора созад, муҳофизат кунад. Пас эй мардум, оё шумо шукргузори ин неъмати инъомкардаи Аллоҳ (ч) ҳастед?

81 Ва барои Сулаймон боди тундвазандаро мусаххар сохтем. Чун Сулаймон онро ба вазидан ба сӯи сарзамини Шом, ки бо фиристодани паёмбарон ва густаронидани некиҳо дар он баракат додаем, фармон медод, бо фармонаш ҳаракат мекард. Ва Мо тамоми чизро медонем. Ҳеҷ чиз аз Мо пинҳон намемонад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои муборака ифодагари онанд, ки анҷоми амали нек, адои намоз ва пардохти закот аз корҳои мавриди иттифоқи тамоми шариатҳои осмонӣ мебошад;

2.Анҷоми корҳои фаҳш сабаби вуқӯи уқубати решакансозандаи Парвардигор мегардад;

3.Солеҳ будан сабаби воридшавӣ ба раҳмати Парвардигор аст;

4.Дуо аз омилҳои раҳоӣ аз ғаму ранҷҳо ба шумор меравад.

---

1. Номи деҳаи Лут (а) “**Садум**” буд. (**Аз муаллифон**)

وَمِنَ ٱلشَّيَٰطِينِ مَن يَغُوصُونَ لَهُۥ وَيَعۡمَلُونَ عَمَلٗا دُونَ
ذَٰلِكَۖ وَكُنَّا لَهُمۡ حَٰفِظِينَ ٨٢ ۞وَأَيُّوبَ إِذۡ نَادَىٰ
رَبَّهُۥٓ أَنِّي مَسَّنِيَ ٱلضُّرُّ وَأَنتَ أَرۡحَمُ ٱلرَّٰحِمِينَ ٨٣
فَٱسۡتَجَبۡنَا لَهُۥ فَكَشَفۡنَا مَا بِهِۦ مِن ضُرّٖۖ وَءَاتَيۡنَٰهُ أَهۡلَهُۥ
وَمِثۡلَهُم مَّعَهُمۡ رَحۡمَةٗ مِّنۡ عِندِنَا وَذِكۡرَىٰ لِلۡعَٰبِدِينَ
٨٤ وَإِسۡمَٰعِيلَ وَإِدۡرِيسَ وَذَا ٱلۡكِفۡلِۖ كُلّٞ مِّنَ ٱلصَّٰبِرِينَ
٨٥ وَأَدۡخَلۡنَٰهُمۡ فِي رَحۡمَتِنَآۖ إِنَّهُم مِّنَ ٱلصَّٰلِحِينَ ٨٦
وَذَا ٱلنُّونِ إِذ ذَّهَبَ مُغَٰضِبٗا فَظَنَّ أَن لَّن نَّقۡدِرَ عَلَيۡهِ
فَنَادَىٰ فِي ٱلظُّلُمَٰتِ أَن لَّآ إِلَٰهَ إِلَّآ أَنتَ سُبۡحَٰنَكَ إِنِّي
كُنتُ مِنَ ٱلظَّٰلِمِينَ ٨٧ فَٱسۡتَجَبۡنَا لَهُۥ وَنَجَّيۡنَٰهُ
مِنَ ٱلۡغَمِّۚ وَكَذَٰلِكَ نُـۨجِي ٱلۡمُؤۡمِنِينَ ٨٨ وَزَكَرِيَّآ
إِذۡ نَادَىٰ رَبَّهُۥ رَبِّ لَا تَذَرۡنِي فَرۡدٗا وَأَنتَ خَيۡرُ ٱلۡوَٰرِثِينَ
٨٩ فَٱسۡتَجَبۡنَا لَهُۥ وَوَهَبۡنَا لَهُۥ يَحۡيَىٰ وَأَصۡلَحۡنَا
لَهُۥ زَوۡجَهُۥٓۚ إِنَّهُمۡ كَانُواْ يُسَٰرِعُونَ فِي ٱلۡخَيۡرَٰتِ
وَيَدۡعُونَنَا رَغَبٗا وَرَهَبٗاۖ وَكَانُواْ لَنَا خَٰشِعِينَ ٩٠

الحزب ٣٣



(82) Ва аз миёни шайтонҳо он касонеро мусаххар гардонидем, ки ба хотири нафъи Сулаймон зери дарё фурӯ рафта, марворид ва навъҳои дигари сангҳои қиматро берун меоварданд ва ҷуз ин дигар корҳоро ба мисли иморатсозӣ анҷом медоданд. Ва Мо теъдод ва амалҳои онҳоро нигоҳдоранда будем. Ҳеҷ чизи онҳо аз Мо дур намемонд.

(83) Ва эй Паёмбар, қиссаи Аюбро ёд кун. Вақте Парвардигорашро ҳангоми расидани ранҷ дуо карда гуфт: “**Эй Парвардигорам, ҳамоно ман мубталои беморӣ ва аз даст додани хонадонам гаштаам ва Ту аз тамоми меҳрубонон меҳрубонтар ҳастӣ. Пас ин ранҷро аз ман бартараф бигардон.**”

(84) Пас дуояшро пазируфтем ва ранҷи ба вай расидаро бартараф сохтем ва хонадони аз даст додааш ва мислашонро бо онҳо ба ӯ додем. Мо ин корҳоро ба хотири раҳмате аз назди Хеш ва панди бандагони бо ибодат фармонбардор кардем, то ба мисли Аюб (а) босабр бошанд.

(85) Ва эй Паёмбар, Исмоил ва Идрис ва Зулкифлро зикр кун. Ҳар яке аз инҳо дар ҳамаи дарду ранҷ ва иҷрои масъулиятҳои бандагӣ аз ҷумлаи бандагони босабр буданд.

(86) Ва онҳоро ба раҳматамон дохил сохта, паёмбар гардонидем ва ба ҷаннат воридашон мекунем. Ба дурустӣ, онҳо аз бандагони неки Мо буданд. Ибодати Ӯро мекарданд ва зоҳиру ботини солеҳ доштанд.

(87) Ва эй Паёмбар, қиссаи соҳиби моҳӣ Юнусро ёд кун. Он гоҳ, ки бе иҷозаи Парвардигораш аз сабаби зиёд дар исёнкорӣ фурӯ рафтани қавмаш аз корашон ғазабнок аз наздашон рафт. Пас пиндошт, ки Мо ҳаргиз ба вай бо муҷозот намуданаш барои он ки бе иҷозат мардумро тарк карда рафтааст, тангӣ намеорем. Пас вақте моҳӣ ӯро фурӯ бурд, дучори тангӣ ва ҳабс шуд. Пас ӯ дар торикиҳои шабу дарёву шиками моҳӣ дуо карда, ба гуноҳи хеш иқрор намуд ва ба сӯи Аллоҳ (ҷ) тавба оварда гуфт: “**Ҷуз Ту Маъбуди барҳақ вуҷуд надорад. Ту Зоти Поку Муқаддас ҳастӣ. Ҳамоно ман аз ҷумлаи ситамкорон будам.**”

(88) Пас Мо дуои Юнусро пазируфтем ва ӯро бо берун кардан аз торикиҳову шиками моҳӣ аз андӯҳи сахт раҳонидем. Ва чунончи Юнус (а)-ро аз андӯҳи сахт наҷот додем, вақте мӯъминон гирифтори дарду ранҷ шаванд ва Моро дуо кунанд, ҳамин гуна онҳоро наҷот медиҳем.

(89) Ва эй Паёмбар, қиссаи Закариёро ёд кун. Вақте Парвардигори Ягонаашро дуо карда гуфт: “**Эй Парвардигорам, маро бефарзанди танҳо магузор ва Ту беҳтарини ворисонӣ. Пас бароям фарзанде рӯзӣ намо, ки баъд аз ман боқӣ бимонад ва роҳамро пеш барад.**”

(90) Пас Мо дуояшро пазируфтем ва барояш Яҳёро бахшидем ва ҳамсарашро ислоҳ намудем. Пас ҳамсари Закариё баъд аз он ки нозой буд, зоянда шуд. Ба дурустӣ ки Закариё ва ҳамсару фарзандаш ҳамеша ба сӯи анҷоми корҳои нек мешитофтанд ва Моро дуо мекарданд, дар ҳоле ки ба савоби наздамон рағбат ва аз уқубатамон ҳарос доштанд. Ва онҳо зорию таваллокунандаи Мо буданд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Солеҳ будан сабаби шомили раҳмати Худо гаштан мешавад;

2.Назди Парвардигор зорию тавалло намудан василаи бартараф шудани ҳама гуна балоҳост;

3.Оятҳои муборака фазилати дархост намудани фарзандро баён мекунад, то баъд аз марги инсон боқӣ бимонад;

4.Эътироф ба гуноҳ, эҳсоси бечорагӣ назди Худо, аз ҳолати худ пеши Худо шикоят кардан ва дар вақти фароҳӣ анҷом додани ибодат аз василаҳои қабулшавии дуо ва дурии ранҷу бало аст.




وَٱلَّتِيٓ أَحۡصَنَتۡ فَرۡجَهَا فَنَفَخۡنَا فِيهَا مِن رُّوحِنَا
وَجَعَلۡنَٰهَا وَٱبۡنَهَآ ءَايَةٗ لِّلۡعَٰلَمِينَ ٩١ إِنَّ هَٰذِهِۦٓ
أُمَّتُكُمۡ أُمَّةٗ وَٰحِدَةٗ وَأَنَا۠ رَبُّكُمۡ فَٱعۡبُدُونِ ٩٢
وَتَقَطَّعُوٓاْ أَمۡرَهُم بَيۡنَهُمۡۖ كُلٌّ إِلَيۡنَا رَٰجِعُونَ ٩٣
فَمَن يَعۡمَلۡ مِنَ ٱلصَّٰلِحَٰتِ وَهُوَ مُؤۡمِنٞ فَلَا كُفۡرَانَ
لِسَعۡيِهِۦ وَإِنَّا لَهُۥ كَٰتِبُونَ ٩٤ وَحَرَٰمٌ عَلَىٰ قَرۡيَةٍ
أَهۡلَكۡنَٰهَآ أَنَّهُمۡ لَا يَرۡجِعُونَ ٩٥ حَتَّىٰٓ إِذَا فُتِحَتۡ
يَأۡجُوجُ وَمَأۡجُوجُ وَهُم مِّن كُلِّ حَدَبٖ يَنسِلُونَ ٩٦
وَٱقۡتَرَبَ ٱلۡوَعۡدُ ٱلۡحَقُّ فَإِذَا هِيَ شَٰخِصَةٌ أَبۡصَٰرُ ٱلَّذِينَ
كَفَرُواْ يَٰوَيۡلَنَا قَدۡ كُنَّا فِي غَفۡلَةٖ مِّنۡ هَٰذَا بَلۡ كُنَّا
ظَٰلِمِينَ ٩٧ إِنَّكُمۡ وَمَا تَعۡبُدُونَ مِن دُونِ ٱللَّهِ
حَصَبُ جَهَنَّمَ أَنتُمۡ لَهَا وَٰرِدُونَ ٩٨ لَوۡ كَانَ
هَٰٓؤُلَآءِ ءَالِهَةٗ مَّا وَرَدُوهَاۖ وَكُلّٞ فِيهَا خَٰلِدُونَ ٩٩
لَهُمۡ فِيهَا زَفِيرٞ وَهُمۡ فِيهَا لَا يَسۡمَعُونَ ١٠٠ إِنَّ ٱلَّذِينَ
سَبَقَتۡ لَهُم مِّنَّا ٱلۡحُسۡنَىٰٓ أُوْلَٰٓئِكَ عَنۡهَا مُبۡعَدُونَ ١٠١



(91) Ва эй Паёмбар, қиссаи Марямро ёд кун, он зане, ки шармгоҳи худро аз зино нигоҳ дошт. Пас Аллоҳ (ҷ) сӯи ӯ Ҷабраилро фиристод. Ҷабраил дар вай дамид, пас Марям бордор шуд ва Маряму писараш барои мардум аломати исботкунандаи қудрати Аллоҳ (ҷ) ва нишонаи он буданд, ки чизе Уро нотавон сохта наметавонад. Зеро Парвардигор Исоро бепадар офарид.

(92) Эй мардум, ин миллати шумо як миллат ва он миллати Ислом аст ва Ман Парвардигори шумоям. Пас танҳо Маро бипарастед.

(93) Ва мардум пароканда гаштанд. Онҳо ба яктопараст, мушрик, кофир ва мӯъмин ҷудо шуданд. Ва рӯзи қиёмат инҳо ҳамагӣ назди Мо бармегарданд, пас онҳоро ба сазои аъмолашон мерасонем.

(94) Пас ҳар ки аз онҳо амалҳои шоиста анҷом диҳад, дар ҳоле ки ӯ ба Худо, паёмбарон ва рӯзи охират имон дорад, пас кори некаш рад ва носипосӣ намешавад, балки Аллоҳ (ҷ) савоби онро дучанд медиҳад ва онро рӯзе, ки барангехта шавад, дар номаи аъмолаш навишта мееёбад, пас бо дидани подошаш хушҳол мегардад.

(95) Ва барои аҳли деҳае, ки Мо ба сабаби куфр ҳалокашон сохтем, боз ба дунё баргаштан ва тавба намудану пазируфташавии тавбаашон номумкин аст.

(96) Онҳо ҳаргиз барнамегарданд, то вақте ки девори монеи хуруҷи Яъҷуҷ ва Маъҷуҷ боз шавад ва Яъҷуҷу Маъҷуҷ аз ҳар баландии замин шитобон бароянд.

(97) Ва бо берун омадани Яъҷуҷу Маъҷуҷ қиёмат наздик гашта ва даҳшат ва сахтиҳояш ошкор шавад. Пас ногаҳон дидагони кофирон аз шиддати даҳшати қиёмат кушодаву хира гардад ва гӯянд: **“Эй вой бар мо. Ба дурустӣ ки мо дар дунё саргарми беҳудакорӣ шуда, дар ғафлат қарор доштем ва барои имрӯз омодагӣ надидем, балки ба сабаби куфру маъсият ситамкор будем.”**

(98) Эй мушрикон, ҳамоно шумо ва он чи ба ҷуз Аллоҳ (ҷ) ибодат мекунед, инчунин инсонҳо ва ҷинҳое, ки аз ширк овардани шумо розӣ буданд, оташангези дӯзах ҳастед. Шумо ва маъбудҳоятон вориди дӯзах мешавед.

(99) Агар ин маъбудҳо сазовори ибодат мебуданд, ҳеҷ гоҳ ҳамроҳи мушриконе, ки онҳоро мепарастиданд, ба дӯзах намедаромаданд. Ва ҳар яке аз обидону маъбудон дар дӯзах абадӣ мемонанд, ҳаргиз аз он хориҷ намешаванд.

(100) Дӯзахиён дар ҷаҳаннам ба сабаби дарду ранҷи сахте, ки дучор мегарданд, садо ва нолаи шадид доранд ва онҳо дар дӯзах аз шиддати даҳшат садоҳоро намешунаванд.

(101) Вақте мушрикон гуфтанд: “**Исо (а) ва фариштагоне, ки мавриди парастиш қарор гирифтаанд, дохили дӯзах мешаванд.**” Аллоҳ (ҷ) дар ҷавоби онҳо гуфт:

“**Бешак, касоне, ки ба монанди Исо аз аҳли саодат буданашон дар илми Мо гузаштааст, онҳо аз дӯзах дур карда мешаванд**.”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Покдоманӣ мақом ва фазилати баланд дорад;
2. Тамоми рисолатҳои осмонӣ дар яктопарастӣ ва асосҳои ибодат яксонанд;
3. Кушода шудани девори монеи баромадани Яъҷуҷ ва Маъҷуҷ аз аломатҳои бузурги қиёмат аст;
4. Ғафлат аз омодагӣ барои қиёмат сабаби аз даҳшат ва сахтиҳои он ранҷ кашидан мегардад.

لَا يَسۡمَعُونَ حَسِيسَهَاۖ وَهُمۡ فِي مَا ٱشۡتَهَتۡ أَنفُسُهُمۡ
خَٰلِدُونَ ١٠٢ لَا يَحۡزُنُهُمُ ٱلۡفَزَعُ ٱلۡأَكۡبَرُ وَتَتَلَقَّىٰهُمُ
ٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ هَٰذَا يَوۡمُكُمُ ٱلَّذِي كُنتُمۡ تُوعَدُونَ ١٠٣
يَوۡمَ نَطۡوِي ٱلسَّمَآءَ كَطَيِّ ٱلسِّجِلِّ لِلۡكُتُبِۚ كَمَا بَدَأۡنَآ
أَوَّلَ خَلۡقٖ نُّعِيدُهُۥۚ وَعۡدًا عَلَيۡنَآۚ إِنَّا كُنَّا فَٰعِلِينَ ١٠٤ وَلَقَدۡ
كَتَبۡنَا فِي ٱلزَّبُورِ مِنۢ بَعۡدِ ٱلذِّكۡرِ أَنَّ ٱلۡأَرۡضَ يَرِثُهَا
عِبَادِيَ ٱلصَّٰلِحُونَ ١٠٥ إِنَّ فِي هَٰذَا لَبَلَٰغٗا لِّقَوۡمٍ
عَٰبِدِينَ ١٠٦ وَمَآ أَرۡسَلۡنَٰكَ إِلَّا رَحۡمَةٗ لِّلۡعَٰلَمِينَ
١٠٧ قُلۡ إِنَّمَا يُوحَىٰٓ إِلَيَّ أَنَّمَآ إِلَٰهُكُمۡ إِلَٰهٞ وَٰحِدٞۖ فَهَلۡ
أَنتُم مُّسۡلِمُونَ ١٠٨ فَإِن تَوَلَّوۡاْ فَقُلۡ ءَاذَنتُكُمۡ عَلَىٰ سَوَآءٖۖ
وَإِنۡ أَدۡرِيٓ أَقَرِيبٌ أَم بَعِيدٞ مَّا تُوعَدُونَ ١٠٩ إِنَّهُۥ يَعۡلَمُ
ٱلۡجَهۡرَ مِنَ ٱلۡقَوۡلِ وَيَعۡلَمُ مَا تَكۡتُمُونَ ١١٠ وَإِنۡ أَدۡرِي
لَعَلَّهُۥ فِتۡنَةٞ لَّكُمۡ وَمَتَٰعٌ إِلَىٰ حِينٖ ١١١ قَٰلَ رَبِّ ٱحۡكُم
بِٱلۡحَقِّۗ وَرَبُّنَا ٱلرَّحۡمَٰنُ ٱلۡمُسۡتَعَانُ عَلَىٰ مَا تَصِفُونَ ١١٢

آيَاتُهَا ٧٨ سُورَةُ الحَجِّ تَرْتِيبُهَا ٢٢



102 Алҳи саодат садои дӯзахро намешунаванд ва онҳо дар неъмат ва лаззатҳое, ки нафсашон хоҳад, абадӣ мемонанд. Неъмати барояшон расида ҳеҷ гоҳ гусаста намешавад.

103 Вақте дари дӯзах бар бошандагонаш баста мешавад, даҳшати бузургаш биҳиштиёнро наметарсонад ва фариштаҳо онҳоро бо табрик пешвоз гирифта мегӯянд: “**Ин он рӯзест, ки дар дунё ба шумо ваъда дода мешуд ва имрӯз бо дидани неъматҳои ҷаннат шод мешавед.**”

104 Рӯзе, ки Мо монанди он ки котиб саҳифаро бо навиштаҳои он мепечад, осмонро мепечем. Ва халоикро бо ҳамон ҳолате, ки нахустин бор офарида шудаанд, ҷамъ меорем. Мо дар ин бора ваъдаи қатъӣ, ки хилоф намешавад, додаем. Он чиро, ки ваъда медиҳем, иҷро мекунем.

105 Ва ҳамоно Мо баъд аз он ки дар Лавҳи Маҳфуз навиштем, дар Китобҳои бар паёмбарон нозилкардаамон навишта будем: “**Бешубҳа, заминро бандагони солеҳамон, ки ибодати Моро ба ҷо мееоранд, ба мерос мебаранд.**“ Мурод аз бандагони солеҳ уммати Муҳаммад (с) мебошанд.

106 Бегуфтугӯ, дар он чи аз панд фуруд овардем барои қавме, ки Парвардигорашонро бар асоси шариати Ӯ ибодат мекунанд, кифоят аст. Чунки бандагони Худопараст аз иршодоти Қуръон суд мебаранд.

107 Ва эй Муҳаммад, Мо туро нафиристодем, ҷуз барои раҳмати тамоми мавҷудот. Зеро ту дорои сифатҳои воло мебошӣ ва доим дар талоши ҳидояти мардум ва раҳониданашон аз азоби илоҳӣ ҳастӣ.

108 Эй Паёмбар, бигӯ: “**Ҳамоно ба ман аз сӯи Парвардигорам ваҳй фиристода мешавад, ки Маъбуди ҳақиқии шумо, Маъбуди Ягонаи бешарик, Аллоҳ (ч) аст. Пас барои ба Ӯ имон овардан ва аз дастуроташ итоат кардан таслим шавед.”**

109 Пас эй Паёмбар, агар ин ҷамоа аз он чи овардаӣ, рӯй тобанд, ба онҳо бигӯ: “**Шуморо аз вуқӯи уқубат огоҳ кардам. Ман ва шумо дар надонистани замонаш яксонем. Ва ман дар боби он ки азоби ба шумо ваъда додаи Парвардигор кай меояд, аз шумо донотар нестам.**”

110 Бешубҳа, Аллоҳ (ч) сухани ошкоратонро медонад ва суханеро, ки пинҳон мекунед, низ медонад, ҳеҷ чиз аз Ӯ махфӣ намемонад ва дар яқинан шуморо барои суханони ошкору пинҳонатон подош медиҳад.

111 Ва ман намедонам, шояд Аллоҳ (ч) бо мақсади озмоиш ва аз боби тадриҷан ҳалок гардонидан ва то мӯҳлати дар илми Ӯ муқаддар баҳра бурданатон ба шумо мӯҳлат додааст, то дар куфру гумроҳиатон бештар фурӯ равед.

112 Расули Аллоҳ (с) Парвардигорро дуо намуда гуфтанд: “**Эй Парвардигорам, байни мо ва байни қавмамон, ки дар куфрашон пофишорӣ доранд, бо ҳукми ҳақ файсала намо. Ва муқобили он чи аз куфру такзиб мегӯед, аз Парвардигори Меҳрубонамон ёрӣ меҷӯем.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Солеҳ будан боис мегардад, ки Худо дар замин ба банда қудрат диҳад;
2.Фиристодани паёмбарон, шариат ва суннати Паёмбар (с) барои кулли ҷаҳониён раҳмат аст;
3.Расули Худо (с) ғайбро намедонистанд;
4.Оятҳои карима ифодагари он аст, ки Аллоҳ (ч) ҳамаи сухани аз забони бандагон берунгшавандаро медонад.

**СУРАИ “ҲАҶ”**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ БИСТУ ДУЮМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ**
**ДОРОИ ҲАФТОДУ ҲАШТ ОЯТ**



**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Бо матраҳ сохтани саҳнаҳои нишондиҳандаи азамат ва қудрати илоҳӣ, зикри бо азамат ёд кардан ва таслим шудан ба Аллоҳ таоло.

**Тафсир:**

1 Эй мардум, аз Парвардигоратон бо иҷрои фармонҳо ва парҳез аз манъкардаҳояш битарсед. Бешубҳа, он ҳаводиси даҳшатноке, ки дар қиёмат аз мисоли заминларза ва ғайра ба вуқӯъ мепайвандад, рухдоди ҳаросангези бузург буда, омодагӣ барои он бо анҷоми корҳои мавриди писанди Парвардигор фарз аст.

2 Он рӯзе, ки заминларзаи қиёматро мушоҳида мекунед, ҳар зани ширдиҳандаи пистон ба даҳони тифли ширхор аз кӯдаки худ ғофил мемонад ва ҳар зани бордор аз шиддати тарс бачаи шикамашро фурӯ меандозад ва мардумро бо аз даст додани ақл аз саҳнаи даҳшатноки он рӯз монанди мастон мебинӣ, ҳол он ки онҳо маст нестанд, валекин азоби Аллоҳ (ҷ) бағоят сахт буда, ақлашонро аз байн бурдааст.

Чун Худо дар оятҳои мазкур саҳнаҳои даҳшатноки қиёматро зикр кард, дар оятҳои зерин касонеро, ки вуқӯи растохез ва зиндашавии баъд аз маргро инкор мекунанд, рад намуда гуфт:

3 Баъзеи мардум дар бораи тавонмандии Аллоҳ (ҷ) ба зиндасозии мурдагон баҳсу мунозара мекунад, ҳол он ки дар ин бора илм надорад ва дар эътиқоду гуфтор ба шайтонҳо ва раҳбарони роҳи залолати аз итоати Парвардигор саркаш пайравӣ менамояд.

4 Бар он шайтони инсӣ ва ҷиннии саркаш навишта ва ҳукм шудааст, ки ҳар ки аз вай пайравӣ намуда, ба ӯ бовар кунад, пас ба дурустӣ, пайравашро аз роҳи ҳақ гумроҳ месозад ва ба воситаи куфру маъсият ӯро ба сӯи дӯзах меронад.

5 Эй мардум, агар дар мавриди қудрат доштани Мо оиди зинда гардонинататон баъд аз марг шубҳа доред, пас дар бораи офариниши хеш андешед. Бегумон Мо падаратон Одамро аз хок офаридем, сипас насли ӯро аз оби мании мард, ки дар бачадони зан ҷойгир мешавад, халқ кардем, сипас оби манӣ ба хуни баста табдил мешавад, баъд аз он хуни баста ба порагӯшти шабеҳи қитъаи гӯшти хоидашуда мабаддал мегардад, сипас он гӯштпора ё ба махлуқи дорои шаклу андом табдил ёфта, дар бачадони зан то вақти ба сурати навзоди зинда берун шудан боқӣ мемонад ё ба махлуқи ноқисандом табдил гашта, бачадон онро пеш аз мӯҳлат берун меафканад, то ба шумо қудрати Хешро аз роҳи дар чанд марҳила офариданатон баён кунем. Ва ҷанинҳоеро, ки хоҳем, то фаро расидани нӯҳ моҳ мӯҳлати муайянгашта дар бачадонҳо нигоҳ медорем, сипас шуморо ба сурати тифл аз батни модаронатон берун месозем, сипас шуморо зери назоратамон мегирем, то ба камоли нерӯ ва ақл бирасед ва баъзеатон пеш аз ин мемирад ва баъзеи дигаратон то расидан ба пиронсолӣ умр мебинад, синне, ки дар он нерӯ ва хирад нотавон мешавад, ҳатто ҳолаташ аз ҳолати кӯдак бадтар мегардад, аз он чи пеш медонист, чизеро намедонад. Ва заминро хушки берастанӣ мебинӣ, пас чун бар он оби боронро фуруд биёрем, ба сабаби рӯидани растанӣ боз шавад ва ба сабаби рушди наботот баланд гардад ва аз ҳар навъи наботот растаниҳои зебоманзарро берун созад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Барои қиёмат бо тӯшаи тақво омода шудан фарз аст;

2.Оятҳои карима баёнгари шиддати саҳнаи қиёмат мебошад, ки аз даҳшати он занони ширдиҳандаи пистонашон дар даҳони кӯдак фарзандони ширхораашонро аз ёд мебароранд, занони бордор ҳамли хешро мегузоранд ва ақлҳо тира мегардад;

3.Ба таври “**қадам ба қадам**” офаридани мавҷудот қонуни илоҳӣ аст;

4.Нахустин офариниши махлуқот далели имкони зиндашавии дубораи онҳо аст;

5.Рехтани борон ва беруншавии растанӣ аз замин ҳуҷҷати ошкор барои исботи дубора зинда гардонидани мурдагон мебошад.

ذَٰلِكَ بِأَنَّ ٱللَّهَ هُوَ ٱلۡحَقُّ وَأَنَّهُۥ يُحۡيِ ٱلۡمَوۡتَىٰ وَأَنَّهُۥ عَلَىٰ كُلِّ شَيۡءٖ
قَدِيرٞ ٦ وَأَنَّ ٱلسَّاعَةَ ءَاتِيَةٞ لَّا رَيۡبَ فِيهَا وَأَنَّ ٱللَّهَ يَبۡعَثُ مَن فِي
ٱلۡقُبُورِ ٧ وَمِنَ ٱلنَّاسِ مَن يُجَٰدِلُ فِي ٱللَّهِ بِغَيۡرِ عِلۡمٖ وَلَا هُدٗى
وَلَا كِتَٰبٖ مُّنِيرٖ ٨ ثَانِيَ عِطۡفِهِۦ لِيُضِلَّ عَن سَبِيلِ ٱللَّهِۖ لَهُۥ فِي
ٱلدُّنۡيَا خِزۡيٞۖ وَنُذِيقُهُۥ يَوۡمَ ٱلۡقِيَٰمَةِ عَذَابَ ٱلۡحَرِيقِ ٩ ذَٰلِكَ
بِمَا قَدَّمَتۡ يَدَاكَ وَأَنَّ ٱللَّهَ لَيۡسَ بِظَلَّٰمٖ لِّلۡعَبِيدِ ١٠ وَمِنَ ٱلنَّاسِ
مَن يَعۡبُدُ ٱللَّهَ عَلَىٰ حَرۡفٖۖ فَإِنۡ أَصَابَهُۥ خَيۡرٌ ٱطۡمَأَنَّ بِهِۦۖ وَإِنۡ
أَصَابَتۡهُ فِتۡنَةٌ ٱنقَلَبَ عَلَىٰ وَجۡهِهِۦ خَسِرَ ٱلدُّنۡيَا وَٱلۡأٓخِرَةَۚ ذَٰلِكَ
هُوَ ٱلۡخُسۡرَانُ ٱلۡمُبِينُ ١١ يَدۡعُواْ مِن دُونِ ٱللَّهِ مَا لَا يَضُرُّهُۥ
وَمَا لَا يَنفَعُهُۥۚ ذَٰلِكَ هُوَ ٱلضَّلَٰلُ ٱلۡبَعِيدُ ١٢ يَدۡعُواْ لَمَن
ضَرُّهُۥٓ أَقۡرَبُ مِن نَّفۡعِهِۦۚ لَبِئۡسَ ٱلۡمَوۡلَىٰ وَلَبِئۡسَ ٱلۡعَشِيرُ ١٣
إِنَّ ٱللَّهَ يُدۡخِلُ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ وَعَمِلُواْ ٱلصَّٰلِحَٰتِ جَنَّٰتٖ
تَجۡرِي مِن تَحۡتِهَا ٱلۡأَنۡهَٰرُۚ إِنَّ ٱللَّهَ يَفۡعَلُ مَا يُرِيدُ ١٤ مَن كَانَ
يَظُنُّ أَن لَّن يَنصُرَهُ ٱللَّهُ فِي ٱلدُّنۡيَا وَٱلۡأٓخِرَةِ فَلۡيَمۡدُدۡ بِسَبَبٍ إِلَى
ٱلسَّمَآءِ ثُمَّ لۡيَقۡطَعۡ فَلۡيَنظُرۡ هَلۡ يُذۡهِبَنَّ كَيۡدُهُۥ مَا يَغِيظُ ١٥



6 Он чи бароятон оиди нахустин замони офариниш, марҳилаҳои он ва ҳолатҳои минбаъдаи вилодати тифл зикр кардем, бо мақсади он аст, ки имон оред, ки Аллоҳи Холиқатон Парвардигори барҳақ аст ва то имон оред, ки Ӯ мурдагонро зинда месозад ва яқинан Ӯ ба ҳама чиз Қодир мебошад. Ҳеҷ чиз оҷизаш сохта наметавонад.

7 Ва то имон оред, ки қиёмат омаданист, дар омадани он шубҳае нест ва Аллоҳ (ч) мурдагонро аз қабрҳояшон бармеангезад, то ба онҳо подоши аъмолашонро диҳад.

Чун Аллоҳ (ч) дар ояти сеюм ҳолати касонеро, ки бо тақлиди кӯр-кӯрона гумроҳ шудаанд, баён намуд, дар ояти зерин ҳолати гумроҳии пешвоёни куфрро зикр карда гуфт:

8 Ва баъзеи кофирон бидуни дониши расонанда ба сӯи ҳақиқат ва бидуни пайравии раҳнамои барҳақ ва бидуни китоби равшангари аз назди Аллоҳ (ч) омада дар бораи ягонагии Аллоҳ (ч) баҳс мекунад-

9 дар ҳоле гардани худро аз рӯи такаббур баргардонанда аст, то мардумро аз имон овардан ва даромадан ба дини Худо манъ намояд. Дар дунё барои шахси дорои чунин сифатҳо бо расидани уқубат хорӣ аст ва рӯзи қиёмат ба ӯ азоби оташи ниҳоят сӯзандаро мечашонем.

10 Рӯзи қиёмат ба вай гуфта мешавад: "**Ин азоби чашидаат ба сабаби куфр ва маъсиятест, ки онро бо дастони хеш касб кардаӣ ва яқинан Аллоҳ (ч) ба бандагонаш ситамгор нест, касеро бегуноҳ азоб намекунад.**"

11 Ва баъзе мардум дар ҳолати ноустувор қарор дошта, Аллоҳ (ч)-ро бо шубҳа ибодат мекунад. Пас агар ӯро некие ба мисли тандурустӣ ва тавонгарӣ бирасад, имон ва ибодаташро идома медиҳад ва агар ба сабаби бемориву тангдастӣ ба ӯ озмоише бирасад, аз динаш фоли бад гирифта, аз он бармегардад. Чунин банда дунёро аз даст додааст, зеро куфраш ризқашро афзун намесозад ва охиратро ба сабаби гирифторӣ ба уқубати илоҳӣ аз даст додааст. Зиёни ҳақиқии ошкор ҳамин аст.

12 Ҷуз Аллоҳ (ч) бутҳоеро мепарастад, ки агар нофармониашон кунад, зиён расонида наметавонанд ва агар аз фармонбардорӣ кунад, қудрати фоида расониданро низ надоранд. Ибодати бутҳо, ки зарар ва фоида расонида наметавонанд, гумроҳии воқеии аз ҳақиқат дур аст.

13 Ин кофири бутпараст чизеро мепарастад, ки зиёнаш аз судаш наздиктар аст. Маъбуде, ки зиёнаш аз судаш наздиктар бошад, барои касе, ки аз ӯ ёрӣ ҷӯяд, ёвари бисёр зишт ва барои касе, ки ӯро ёр гирад, ёри бисёр бад аст.

14 Яқинан Аллоҳ (ч) касонеро, ки ба Ӯ имон меоранд ва корҳои шоиста мекунанд, ба боғҳое медарорад, ки аз зери қасрҳои он рӯдҳо ҷорӣ аст. Ҳамоно Аллоҳ (ч) ҳар он чи хоҳад, мекунад. Ҳар киро хоҳад, раҳмат ва ҳар киро хоҳад, азоб медиҳад. Касе Ӯро дар ҳеҷ коре маҷбур сохта наметавонад.

15 Ҳар кас гумон мебарад, ки Аллоҳ (ч) ҳеҷ гоҳ Паёмбарашро дар дунёву охират нусрат намедиҳад, ресмонеро дар сақфи хонааш овезад, баъдан худро дар он овехта, нафасгир шавад, сипас бингарад, ки оё ин чораи кардааш хашмашро аз миён мебарад. Аллоҳ (ч), сарфи назар аз хостан ё нахостани кофирони якрав Паёмбар (с)-ро нусрат медиҳад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Асбобе, ки бандаро ба ҳидоят мерасонад: дониши расонанда ба ҳақиқат, роҳбаладе барҳақ, Китоби аз сӯи Худо нозилшуда аст;

2.Кибру ғурур ахлоқест, ки касро аз расидан ба ҳақ боз медорад;

3.Аз нишонаҳои адолати Парвардигор он аст, ки бандаро бегуноҳ муҷозот намекунад;

4.Аллоҳ (ч), сарфи назар аз хостану нахостани кофирон Паёмбар (с) ва динашро нусрат медиҳад.



16 Ва чунончи ба шумо далелҳои равшани исботгари зиндашавии баъд аз маргро баён намудем, инчунин ба Муҳаммад (с) Қуръонро дар ҳоле ки аз оятҳои равшан иборат аст, фуруд овардем ва Аллоҳ (ч) бо фазлаш ба ҳар ки хоҳад, тавфиқи ҳидоят ба роҳи ростро медиҳад.
17 Ҳамоно касоне аз ин уммат, ки ба Аллоҳ (ч) имон овардаанд ва яҳуд ва собеин[1] ва насоро ва оташпарастон ва бутпарастон, ба дурустӣ, Аллоҳ (ч) дар рӯзи қиёмат байни ин фирқаҳо қазоват мекунад. Пас мӯъминонро ба ҷаннат ва кофиронро ба дӯзах медарорад. Бегуфтугӯ, Аллоҳ (ч) ба тамоми гуфтору кирдори бандагонаш Гувоҳ аст. Чизе аз Ӯ махфӣ намемонад ва дар ҳатман ба онҳо подош хоҳад дод.
18 Эй Паёмбар, оё намедонӣ, ки ҳамаи фариштагони осмонҳо ва инсонҳову ҷинҳои боимони замин ба Аллоҳ (ч) саҷдаи ибодат анҷом медиҳанд ва низ офтобу моҳ ва ситорагони осмон ва кӯҳҳо ва дарахтон ва хазандагони замин ба Ӯ саҷдаи итоат менамоянд ва бисёри мардум ба Ӯ саҷдаи тоат мекунанд?! Ва адади зиёди дигарашон аз саҷдаи тоат худдорӣ менамоянд, пас азоби Парвардигор дар ҳаққи онҳо ба сабаби куфр варзидан қатъӣ гаштааст. Ва Аллоҳ (ч) ҳар киро ба сабаби кофир шудан ба хорию расвоӣ ҳукм кунад, пас ҳеҷ касе нест, ки ӯро гиромӣ дорад. Ҳамоно Аллоҳ (ч) ҳар чи хоҳад, анҷом медиҳад, ҳеҷ кас Ӯро дар коре маҷбур сохта наметавонад.

Чун Худо дар ояти мазкур касонеро, ки саҷдаи итоат мекунанд ва касоне, ки аз ин навъи саҷда худдорӣ менамоянд, баён кард, дар ояти зерин оқибати ҳарду гурӯҳро зикр намуда гуфт:

19 Ин ду тоифаи муқобили якдигари аҳли имону куфр дар бораи Парвардигорашон бо ҳам баҳсу мунозара кардаанд, ки кадоме аз онҳо ҳақ ҳастанд. Пас оташи дӯзах кофиронро монанди иҳотасозии либос пӯшандаашро дар иҳота мегирад ва аз болои сарашон оби бағоят ҷӯш рехта мешавад.
20 Бо он об аз шиддати ҳарораташ он чи дар батни аҳли дӯзах аст ва инчунин пӯстҳои баданашон об карда мешавад.
21 Ва онҳоро гурзҳои оҳанинест, ки фариштагон бо он бар фарқи сарашон мезананд.
22 Ҳар боре аз шиддати ранҷу азоб қасди аз дӯзах берун шуданро кунанд, боз ба он баргардонида мешаванд ва ба онҳо гуфта мешавад: “**Азоби оташи сӯзандаро бичашед.**”
23 Тоифаи мӯъминони ба Парвардигор имон оварда ва корҳои шоиста анҷом дода, яқинан Аллоҳ (ч) онҳоро ба бӯстонҳое медарорад, ки аз зери қасрҳо ва дарахтони он рӯдрҳо ҷорӣ мебошад. Аллоҳ (ч) ин ҷамоаро бо дастмонаҳои тиллогин ва марворидҳо ороиш медиҳад ва либосашон дар онҷо аз ҳарир аст.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ҳидоят дар дасти Худо буда, онро ба ҳар кас хоҳад, медиҳад;
2.Аллоҳ (ч) ҳама корҳо ва аҳволи бандагонашро назорат мекунад;
3.Ҳама мавҷудот аз рӯи қазову қадар ва мӯъминон аз рӯи итоати ихтиёрӣ тобеи Аллоҳ (ч) мебошанд;
4.Азоби илоҳӣ бар аҳли куфру гуноҳ нозилшаванда ва раҳматаш бар аҳли имону ибодат пойдор аст.

1. Тоифае аз пайравони паёмбарон (**Аз муаллифон**)

وَهُدُوٓاْ إِلَى ٱلطَّيِّبِ مِنَ ٱلۡقَوۡلِ وَهُدُوٓاْ إِلَىٰ صِرَٰطِ ٱلۡحَمِيدِ
٢٤ إِنَّ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ وَيَصُدُّونَ عَن سَبِيلِ ٱللَّهِ وَٱلۡمَسۡجِدِ
ٱلۡحَرَامِ ٱلَّذِي جَعَلۡنَٰهُ لِلنَّاسِ سَوَآءً ٱلۡعَٰكِفُ فِيهِ وَٱلۡبَادِۚ
وَمَن يُرِدۡ فِيهِ بِإِلۡحَادِۭ بِظُلۡمٖ نُّذِقۡهُ مِنۡ عَذَابٍ أَلِيمٖ
٢٥ وَإِذۡ بَوَّأۡنَا لِإِبۡرَٰهِيمَ مَكَانَ ٱلۡبَيۡتِ أَن لَّا تُشۡرِكۡ
بِي شَيۡـٔٗا وَطَهِّرۡ بَيۡتِيَ لِلطَّآئِفِينَ وَٱلۡقَآئِمِينَ وَٱلرُّكَّعِ
ٱلسُّجُودِ ٢٦ وَأَذِّن فِي ٱلنَّاسِ بِٱلۡحَجِّ يَأۡتُوكَ رِجَالٗا وَعَلَىٰ
كُلِّ ضَامِرٖ يَأۡتِينَ مِن كُلِّ فَجٍّ عَمِيقٖ ٢٧ لِّيَشۡهَدُواْ
مَنَٰفِعَ لَهُمۡ وَيَذۡكُرُواْ ٱسۡمَ ٱللَّهِ فِيٓ أَيَّامٖ مَّعۡلُومَٰتٍ
عَلَىٰ مَا رَزَقَهُم مِّنۢ بَهِيمَةِ ٱلۡأَنۡعَٰمِۖ فَكُلُواْ مِنۡهَا
وَأَطۡعِمُواْ ٱلۡبَآئِسَ ٱلۡفَقِيرَ ٢٨ ثُمَّ لۡيَقۡضُواْ تَفَثَهُمۡ
وَلۡيُوفُواْ نُذُورَهُمۡ وَلۡيَطَّوَّفُواْ بِٱلۡبَيۡتِ ٱلۡعَتِيقِ ٢٩
ذَٰلِكَۖ وَمَن يُعَظِّمۡ حُرُمَٰتِ ٱللَّهِ فَهُوَ خَيۡرٞ لَّهُۥ عِندَ
رَبِّهِۦۗ وَأُحِلَّتۡ لَكُمُ ٱلۡأَنۡعَٰمُ إِلَّا مَا يُتۡلَىٰ عَلَيۡكُمۡۖ
فَٱجۡتَنِبُواْ ٱلرِّجۡسَ مِنَ ٱلۡأَوۡثَٰنِ وَٱجۡتَنِبُواْ قَوۡلَ ٱلزُّورِ ٣٠



(24) Ва Аллоҳ (ҷ) аҳли ҷаннатро дар дунё ба сӯи гуфторҳои нек ба монанди гуфтани “**Калимаи шаҳодат**”, “**Аллоҳу акбар**” ва “**Алҳамду лиллоҳ**” раҳнамоӣ мекунад ва онҳоро ба сӯи ҷодаи писандидаи Ислом раҳнамоӣ менамояд.

(25) Албатта, касоне, ки ба Аллоҳ (ҷ) кофир шудаанд ва мардумро аз роҳи Аллоҳ (ҷ) (**дини Ислом**) ва даромадан ба Масҷид-ул-ҳаром боз медоранд, чунончи мушрикон соли “**Сулҳи Ҳудайбия**” бо мӯъминон чунин карда буданд, пас ба онҳо азоби дардовар мечашонем. Масҷид-ул-ҳаром маконест, ки онро қиблаи намози мардум ва аз оинҳои ҳаҷ қарор дода, сокини доимии Макка ва аз дигар кишвар ба ин сарзамин воридшавандаро дар он яксон гардонидаем. Ва ҳар ки дар онҷо қасдан гуноҳ карда, иродаи аз ҳақ баргаштан кунад, ба ӯ аз укубати дардовар мечашонем.

(26) Ва эй Паёмбар, ёд кун он вақтеро, ки барои Иброҳим (а) макон ва ҳудуди Хонаи Каъбаро баъд аз он ки номаълум буд, баён кардем ва ба ӯ ваҳӣ фиристодем, ки дар ибодати Ман чизеро шарик магардон, балки танҳо Маро ибодат кун ва хонаамро барои тавофкунандагон ва намозгузорон аз палидиҳои ҳиссӣ ва маънавӣ пок бисоз-

(27) ва дар байни мардум фарёд карда, онҳоро ба зиёрати ин Хона, ки Мо дастурат додем, то онро бунёд кунӣ, даъват намо, то онҳо назди пиёда ва савораи ҳар шутури лоғар оянд. Шутурон онҳоро аз ҳар роҳи дур бардошта биёранд,-

(28) то дар маросиме ҳозир шаванд, ки ба онҳо манфитаҳои зиёд ба мисли мағфирати гуноҳ, касби савоб, ваҳдату якпорчагӣ ва ғайри онро ҷалб месозад ва то номи Аллоҳ (ҷ)-ро бар чаҳорпоёне, ки дар рӯзҳои маълум (даҳуми моҳи Зулҳиҷҷа ва се рӯзи баъд аз он) забҳ мекунанд, зикр созанд. Ин бо мақсади изҳори сипос аз неъмати чаҳорпоёнест, ки Аллоҳ (ҷ) рӯзиашон намудааст. Пас худ аз гӯшти қурбониҳо истеъмол кунед ва ба шахси фақири сахт ниёзманд низ бихӯронед.

(29) Сипас бояд оинҳои боқимондаи ҳаҷи хешро ба ҷо оранд ва бо тарошидани мӯйи сар, кӯтоҳ кардани нохун, дур сохтани чиркинии ба сабаби дар ҳоли эҳром қарор доштанашон ҷамъшуда аз эҳром берун шаванд ва бояд ба он чи аз роҳи назр ба монанди ҳаҷ, умра ва қурбонӣ бар худ воҷиб сохтаанд, вафо намоянд ва бояд дар атрофи Хонае, ки Худо онро аз тасаллути мутакаббирони туғёнгар озод гардонидааст, тавофи фарзӣ анҷом диҳанд.

(30) Ин корҳои зикрёфта аз тарошидани мӯйи сар, кӯтоҳ кардани нохун, дур сохтани чиркиниҳои бадан, вафо ба назр ва тавофи Хонаи Каъба, ки ба анҷомаш дастур шудаед, иҷрои онро бар шумо Аллоҳ (ҷ) зарурӣ гардонидааст. Бинобар ин, ба корҳои амркардаи Парвардигор эҳтиром гузоред. Ва ҳар ки бо қасди таъзими ҳудуди гузоштаи илоҳӣ ва парҳез аз поймолсозии ҳаромҳо аз он чи Аллоҳ (ҷ) дар ҳоли эҳром манъ кардааст, дурӣ ҷӯяд, пас чунин кор назди Парвардигораш дар дунё ва охират барояш беҳтар аст. Ва эй мардум, истеъмоли гӯшти шутурону говону гӯсфандон бар шумо ҳалол шудааст. Аллоҳ (ҷ) аз ин чаҳорпоён “**Ҳомӣ**”, **Баҳира**” ва “**Васила**”[1]-ро чунончи мушрикон мегӯянд, ҳаром накарда, балки танҳо мурдор, хун ва ғайра, ки ҳукми онро дар Қуръон мехонед, ҳаром кардааст. Пас аз парастиши палидӣ, яъне бутҳо ва аз ҳар сухани ботил ва дурӯғ бофтан дар ҳаққи Аллоҳ (ҷ) ва мардум дӯрӣ биҷӯед.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Эҳтироми Хонаи Каъба аз бандагон тақозо мекунад, ки бояд аз содир кардани маъсият дар ин ҷои муқаддас бештар боэҳтиёт бошанд;

2.Хонаи Каъба дар ҳар замону макон маъвои дили бандагони мӯъмин аст;

3.Манфиатҳои дунявӣ ва ухравии зиёрати Хонаи Худо ба худи мардум бармегардад;

4.Сипосгузории неъматҳои илоҳӣ аз бандагон талаб мекунад, ки бояд нисбат ба заифон раҳмдил бошанд.

1. Шарҳи чаҳоропоёни мазкур, ки мушрикон онро ҳаром меҳисобиданд, дар ояти рақами 103-и сураи Моида гузашта аст. (**Мутарҷим**)




حُنَفَآءَ لِلَّهِ غَيْرَ مُشْرِكِينَ بِهِۦ ۚ وَمَن يُشْرِكْ بِٱللَّهِ فَكَأَنَّمَا خَرَّ مِنَ
ٱلسَّمَآءِ فَتَخْطَفُهُ ٱلطَّيْرُ أَوْ تَهْوِى بِهِ ٱلرِّيحُ فِى مَكَانٍ سَحِيقٍ
٣١ ذَٰلِكَ وَمَن يُعَظِّمْ شَعَٰٓئِرَ ٱللَّهِ فَإِنَّهَا مِن تَقْوَى ٱلْقُلُوبِ ٣٢
لَكُمْ فِيهَا مَنَٰفِعُ إِلَىٰٓ أَجَلٍ مُّسَمًّى ثُمَّ مَحِلُّهَآ إِلَى ٱلْبَيْتِ ٱلْعَتِيقِ
٣٣ وَلِكُلِّ أُمَّةٍ جَعَلْنَا مَنسَكًا لِّيَذْكُرُوا۟ ٱسْمَ ٱللَّهِ عَلَىٰ
مَا رَزَقَهُم مِّنۢ بَهِيمَةِ ٱلْأَنْعَٰمِ ۗ فَإِلَٰهُكُمْ إِلَٰهٌ وَٰحِدٌ فَلَهُۥٓ
أَسْلِمُوا۟ ۗ وَبَشِّرِ ٱلْمُخْبِتِينَ ٣٤ ٱلَّذِينَ إِذَا ذُكِرَ ٱللَّهُ وَجِلَتْ
قُلُوبُهُمْ وَٱلصَّٰبِرِينَ عَلَىٰ مَآ أَصَابَهُمْ وَٱلْمُقِيمِى ٱلصَّلَوٰةِ
وَمِمَّا رَزَقْنَٰهُمْ يُنفِقُونَ ٣٥ وَٱلْبُدْنَ جَعَلْنَٰهَا لَكُم مِّن شَعَٰٓئِرِ
ٱللَّهِ لَكُمْ فِيهَا خَيْرٌ ۖ فَٱذْكُرُوا۟ ٱسْمَ ٱللَّهِ عَلَيْهَا صَوَآفَّ ۖ فَإِذَا وَجَبَتْ
جُنُوبُهَا فَكُلُوا۟ مِنْهَا وَأَطْعِمُوا۟ ٱلْقَانِعَ وَٱلْمُعْتَرَّ ۚ كَذَٰلِكَ سَخَّرْنَٰهَا
لَكُمْ لَعَلَّكُمْ تَشْكُرُونَ ٣٦ لَن يَنَالَ ٱللَّهَ لُحُومُهَا وَلَا دِمَآؤُهَا
وَلَٰكِن يَنَالُهُ ٱلتَّقْوَىٰ مِنكُمْ ۚ كَذَٰلِكَ سَخَّرَهَا لَكُمْ لِتُكَبِّرُوا۟
ٱللَّهَ عَلَىٰ مَا هَدَىٰكُمْ ۗ وَبَشِّرِ ٱلْمُحْسِنِينَ ٣٧ ۞ إِنَّ ٱللَّهَ يُدَٰفِعُ
عَنِ ٱلَّذِينَ ءَامَنُوٓا۟ ۗ إِنَّ ٱللَّهَ لَا يُحِبُّ كُلَّ خَوَّانٍ كَفُورٍ ٣٨

الحزب ٣٤



(31) Аз палидии бутпарастӣ ва сухани ботилу дурӯғ дурӣ ҷуста, аз динҳои ботил ба сӯи дини писандидаи Аллоҳ (ч) баргашта, касеро дар ибодат ба Ӯ шарик нагардонед. Ва ҳар ки ба Аллоҳ (ч) ширк орад, гӯё аз осмон афтода, пас ё парандагон гӯшту устухонашро мерабоянд ё боди сахт ӯро дар макони дур меандозад.

(32) Ин яктопарастӣ, ихлос дар ибодат, дурӣ ҷустан аз буту сухани ботилу дурӯғ фармудаҳои Аллоҳ (ч) аст. Ва ҳар ки нишонаҳои дини Аллоҳ (ч)-ро, ки қурбонӣ ва оинҳои ҳаҷ ҷузъи он аст, бузург дорад, ба дурустӣ ки ин арҷгузорӣ нишонаи парҳезкории дилҳост.

(33) Барои шумо дар чаҳорпоёни қурбонӣ то вақти фаро расидани мӯҳлати барои забҳ муайяншуда, ки ҳангоми наздикшавӣ ба Хонаи аз зери ҳукмфармоии мутакаббирони туғёнгар озодкардаи Парвардигор аст, манфиатҳои зиёде монанди саворшавӣ, истифодаи пашму наслу шири он чаҳорпоёнро доред.

(34) Ва Мо барои ҳар як уммати гузашта қурбонии чаҳорпоёнро муқаррар намуда будем, то вақти забҳи онҳо номи Аллоҳ (ч)-ро зикр кунанд. Ин бо ҳадафи сипосгузории неъмати чаҳорпоён (**шутуру гову гӯсфанд**) буд, ки Аллоҳ (ч) рӯзиашон намуд. Пас Маъбуди ҳақиқии шумо мардум Маъбуди Ягона аст. Бинобар ин, бо итоаткорӣ танҳо ба Ӯ таслим шавед. Ва эй Паёмбар, бандагони фурӯтани боихлосро ба биҳишт ва подоши фаровони Парвардигорашон мужда бидеҳ-

(35) он бандагоне, ки чун номи Аллоҳ (ч) зикр шавад, аз уқубати Ӯ тарсида, аз мухолифаташ дурӣ меҷӯянд ва дар сурати расидани ранҷе сабрро пешаи худ месозанд ва намозро ба таври комил ба ҷо меоранд ва аз он чи Аллоҳ (ч) рӯзиашон додааст, дар роҳи хайр харҷ мекунанд.

(36) Ва шутурону говони қурбониро бароятон аз нишонаҳои дин қарор додаем. Шуморо дар он манфиатҳои динӣ ва дунявии бисёр аст. Пас ҳангоми забҳи қурбонӣ баъди он ки бар пой истода, саф зада, даст ва пойҳоро ҷуфт карда, дароз мекашанд ва яке аз ду дасташон барои пешгирӣ аз рамидан баста мешавад, бар он "**Бисмиллоҳ**" бигӯед. Пас чун баъд аз забҳ ба паҳлӯ афтоданд, шумо соҳибони қурбонӣ аз гӯшти он истеъмол кунед ва аз он ба фақири қаноатпешае, ки аз талбандагӣ худдорӣ мекунад ва ба фақири ошкоро талбанда бихӯронед. Чунончи Мо ин чаҳорпоёнро барои бор кунонидан ва савор шудан ром кардем, инчунин онҳоро бароятон ром намудем, ки ба ҳар куҷо хоҳед, бурда, қурбонӣ мекунед, аз хостаатон сарпечӣ намекунанд, то барои неъмати ром сохтани ин ҳайвонот шукри Аллоҳ (ч)-ро ба ҷо оред.

(37) Ва ҳеҷ гоҳ гӯштҳо ва хунҳои қурбонӣ ба Аллоҳ (ч) намерасад, вале ба сӯи Ӯ парҳезкориатон дар боби чаҳорпоён боло меравад. Яъне бо иҷрои қурбонӣ дар наздикӣ ҷустан ба Ӯ аз худ ихлос нишон диҳед. Аллоҳ (ч) ин чаҳорпоёнро ҳамин гуна ба шумо ром кардааст, то Ӯро барои он ки ба шумо тавфиқи ҳидояти расидан ба ҳақро додааст, ба бузургӣ ёд карда, шукргузорӣ кунед. Ва эй Паёмбар, бандагонеро, ки дар ибодат ва муомила бо мардум некӯкоранд, ба биҳишт ва подоши фаровони Парвардигорашон мужда бидеҳ.

(38) Бегумон Аллоҳ (ч) аз мӯъминон шарри душманонашонро дур месозад. Бешак, Аллоҳ (ч) ҳеҷ бандаи дар амонат хиёнаткору носипоси неъматҳояшро дӯст намедорад, балки ба ӯ нафрат дорад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Зикри мисол барои наздик сохтани суратҳои маънавӣ ва қарор додани он дар қолаби ҳиссӣ яке аз методҳои тарбиявии бузург маҳсуб мешавад;
2. Оятҳои карима ифодагари фазилати фурӯтанӣ аст;
3. Некӯкорӣ сабаби хушбахтист;
4. Имон сабаби ҳимояти Аллоҳ (ч) аз банда мегардад.

أُذِنَ لِلَّذِينَ يُقَٰتَلُونَ بِأَنَّهُمۡ ظُلِمُواْۚ وَإِنَّ ٱللَّهَ عَلَىٰ نَصۡرِهِمۡ لَقَدِيرٌ
٣٩ ٱلَّذِينَ أُخۡرِجُواْ مِن دِيَٰرِهِم بِغَيۡرِ حَقٍّ إِلَّآ أَن يَقُولُواْ
رَبُّنَا ٱللَّهُۗ وَلَوۡلَا دَفۡعُ ٱللَّهِ ٱلنَّاسَ بَعۡضَهُم بِبَعۡضٖ لَّهُدِّمَتۡ
صَوَٰمِعُ وَبِيَعٞ وَصَلَوَٰتٞ وَمَسَٰجِدُ يُذۡكَرُ فِيهَا ٱسۡمُ ٱللَّهِ
كَثِيرٗاۗ وَلَيَنصُرَنَّ ٱللَّهُ مَن يَنصُرُهُۥٓۚ إِنَّ ٱللَّهَ لَقَوِيٌّ
عَزِيزٌ ٤٠ ٱلَّذِينَ إِن مَّكَّنَّٰهُمۡ فِي ٱلۡأَرۡضِ أَقَامُواْ ٱلصَّلَوٰةَ
وَءَاتَوُاْ ٱلزَّكَوٰةَ وَأَمَرُواْ بِٱلۡمَعۡرُوفِ وَنَهَوۡاْ عَنِ ٱلۡمُنكَرِۗ
وَلِلَّهِ عَٰقِبَةُ ٱلۡأُمُورِ ٤١ وَإِن يُكَذِّبُوكَ فَقَدۡ كَذَّبَتۡ
قَبۡلَهُمۡ قَوۡمُ نُوحٖ وَعَادٞ وَثَمُودُ ٤٢ وَقَوۡمُ إِبۡرَٰهِيمَ وَقَوۡمُ
لُوطٖ ٤٣ وَأَصۡحَٰبُ مَدۡيَنَۖ وَكُذِّبَ مُوسَىٰۖ فَأَمۡلَيۡتُ لِلۡكَٰفِرِينَ
ثُمَّ أَخَذۡتُهُمۡۖ فَكَيۡفَ كَانَ نَكِيرِ ٤٤ فَكَأَيِّن مِّن قَرۡيَةٍ
أَهۡلَكۡنَٰهَا وَهِيَ ظَالِمَةٞ فَهِيَ خَاوِيَةٌ عَلَىٰ عُرُوشِهَا وَبِئۡرٖ
مُّعَطَّلَةٖ وَقَصۡرٖ مَّشِيدٍ ٤٥ أَفَلَمۡ يَسِيرُواْ فِي ٱلۡأَرۡضِ فَتَكُونَ
لَهُمۡ قُلُوبٞ يَعۡقِلُونَ بِهَآ أَوۡ ءَاذَانٞ يَسۡمَعُونَ بِهَاۖ فَإِنَّهَا
لَا تَعۡمَى ٱلۡأَبۡصَٰرُ وَلَٰكِن تَعۡمَى ٱلۡقُلُوبُ ٱلَّتِي فِي ٱلصُّدُورِ ٤٦



Чун Аллоҳ (ч) дар ояти гузашта ҳимояти Худро аз мӯъминон баён намуд ва аз ин эълони Парвардигор аҳли имон осудаҳол гаштанд, дар ояти зерин барояшон ҷангидан бо кофиронро иҷозат дода гуфт:

39 Аллоҳ (ч) ба мӯъминоне, ки кофирон алайҳашон меҷанганд, ҷангиданро иҷозат додааст, зеро онҳо аз тарафи душманон мавриди зулм қарор гирифтаанд. Ва бегумон Аллоҳ (ч) қудрати онро дорад, ки бидуни ҷанг мӯъминонро бар кофирон пирӯз созад, лекин ҳикмати илоҳӣ тақозо намудааст, то мӯъминонро бо роҳи муқобили кофирон ҷангидан биозмояд.

40 Он мӯъминоне, ки кофирон онҳоро бо зулм аз манзилҳояшон берун кардаанд, онҳо гуноҳе содир накардаанд, ҷуз ин ки мегуфтанд: “**Парвардигорамон Аллоҳ аст. Мо ғайр аз Ӯ дигар Парвардигор надорем.**” Ва агар он чи Аллоҳ (ч) барои паёмбарону мӯъминон аз ҷангидан бо душманонашон ҷоиз гардонидааст, набошад, бегумон душманон ба маконҳои ибодат дастдарозӣ мекунанд, пас хонақоҳи обидони насронӣ ва калисоҳои масеҳиён ва киништҳои яҳудиён ва масоҷиди барои намоз омодашудаи мусалмононро, ки дар он масоҷид номи Аллоҳ (ч)-ро бисёр зикр мекунанд, хароб месозанд. Ва албатта, Аллоҳ (ч) касеро, ки дину Паёмбарашро ёрӣ расонад, нусрат медиҳад. Ба дурустӣ, Аллоҳ (ч) ба нусрат додани касе, ки дини Ӯро ёрӣ мекунад, бағоят Қавию Ғолиб аст.

41 Ин ҷамоаи ба нусрати Худо ваъдашуда касонеанд, ки агар ба онҳо дар замин бо ғолибсозиашон бар алайҳи душман қудрат диҳем, намозро дар комилтарин сурат барпо медоранд ва закоти молашонро мепардозанд ва ба кори фармудаи шариат амр ва аз кори манъкардаи шариат наҳй мекунанд. Ва оқибати корҳо дар додани савобу муҷозоти он танҳо ба сӯи Аллоҳ (ч) бармегардад.

42 Ва эй Паёмбар, агар қавмат туро ба дурӯғгӯӣ нисбат диҳанд, пас сабр кун, зеро нахустин паёмбаре нестӣ, ки аз сӯи қавмат мавриди такзиб қарор мегирӣ. Яқинан пеш аз қавми ту қавми Нӯҳ ва қавми Од ва қавми Самуд Паёмбарони худро такзиб кардаанд.

43 Ва қавми Иброҳим ва қавми Лут паёмбарони хешро дурӯғгӯй шумурданд.

44 Ва сокинони шаҳри Мадян Шуайб ва Фиръавну пайравонаш Мӯсоро дурӯғгӯй шумурданд. Пас уқубатамро аз қавми паёмбарони мазкур бо мақсади тадриҷан ҳалок сохтани онҳо ба таъхир гузоштам, сипас онҳоро гирифтори азоб намудам. Пас андеша намо, ки чӣ гуна Ман корашонро написандидам. Ба дурустӣ, Ман ин гурӯҳи мавсуфро ба сабаби куфр варзидан ҳалок сохтам.

45 Пас деҳаҳои ниҳоят зиёдест, ки Мо аҳлашро дар ҳоле бо куфр варзиданашон золим буданд, бо азоби решакансозанда ҳалок кардем, пас манзилашон харобшудаи аз сокинонаш холист. Ва теъдоди чоҳҳои аз истифодабарандагон ба сабаби ҳалок шуданашон холӣ ва шумораи қасрҳои баланди ороишёфта, ки сокинонашро аз уқубат нигоҳ дошта натавонист, бағоят зиёд аст.

46 Оё ин ҷамоаи такзибкунандаи ойини овардаи Паёмбар (с) дар замин сайру гашт намекунанд, то осори деҳаҳои нобудшударо бинанд, пас бо ақлашон дар борааш биандешанд ва ба саргузашти сокинонаш амалан гӯш фаро диҳанд, то аз он панд гиранд. Пас бешубҳа, нобиноӣ, нобиноии дидагон нест, балки нобиноии ҳақиқии ҳалоксозандаи кас, нобиноии дилҳост. Аломати нобиноии дил он аст, ки соҳибаш аз чизе панду ибрат намегирад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Аллоҳ (ч) Дорои сифатҳои “**Қавӣ**” ва “**Азиз**” аст;

2.Оятҳои мазкур ифодагари он аст, ки ҷиҳод барои муҳофизат намудани мавзеъҳои ибодат раво мебошад;

3.Барпо доштани дин сабаб мегардад, ки Худо мӯъминро нусрат медиҳад;

4.Кӯрдилӣ монеи ибратпазирӣ аз нишонаҳои қудрати илоҳӣ аст.


الجزء السابع عشر — سورة الحج

وَيَسْتَعْجِلُونَكَ بِالْعَذَابِ وَلَن يُخْلِفَ اللَّهُ وَعْدَهُ وَإِنَّ يَوْمًا
عِندَ رَبِّكَ كَأَلْفِ سَنَةٍ مِّمَّا تَعُدُّونَ ٤٧ وَكَأَيِّن مِّن
قَرْيَةٍ أَمْلَيْتُ لَهَا وَهِيَ ظَالِمَةٌ ثُمَّ أَخَذْتُهَا وَإِلَيَّ الْمَصِيرُ
٤٨ قُلْ يَا أَيُّهَا النَّاسُ إِنَّمَا أَنَا لَكُمْ نَذِيرٌ مُّبِينٌ ٤٩ فَالَّذِينَ
آمَنُوا وَعَمِلُوا الصَّالِحَاتِ لَهُم مَّغْفِرَةٌ وَرِزْقٌ كَرِيمٌ ٥٠
وَالَّذِينَ سَعَوْا فِي آيَاتِنَا مُعَاجِزِينَ أُولَٰئِكَ أَصْحَابُ
الْجَحِيمِ ٥١ وَمَا أَرْسَلْنَا مِن قَبْلِكَ مِن رَّسُولٍ وَلَا نَبِيٍّ إِلَّا
إِذَا تَمَنَّىٰ أَلْقَى الشَّيْطَانُ فِي أُمْنِيَّتِهِ فَيَنسَخُ اللَّهُ مَا يُلْقِي
الشَّيْطَانُ ثُمَّ يُحْكِمُ اللَّهُ آيَاتِهِ وَاللَّهُ عَلِيمٌ حَكِيمٌ ٥٢ لِّيَجْعَلَ
مَا يُلْقِي الشَّيْطَانُ فِتْنَةً لِّلَّذِينَ فِي قُلُوبِهِم مَّرَضٌ وَالْقَاسِيَةِ
قُلُوبُهُمْ وَإِنَّ الظَّالِمِينَ لَفِي شِقَاقٍ بَعِيدٍ ٥٣ وَلِيَعْلَمَ
الَّذِينَ أُوتُوا الْعِلْمَ أَنَّهُ الْحَقُّ مِن رَّبِّكَ فَيُؤْمِنُوا بِهِ
فَتُخْبِتَ لَهُ قُلُوبُهُمْ وَإِنَّ اللَّهَ لَهَادِ الَّذِينَ آمَنُوا إِلَىٰ صِرَاطٍ
مُّسْتَقِيمٍ ٥٤ وَلَا يَزَالُ الَّذِينَ كَفَرُوا فِي مِرْيَةٍ مِّنْهُ حَتَّىٰ
تَأْتِيَهُمُ السَّاعَةُ بَغْتَةً أَوْ يَأْتِيَهُمْ عَذَابُ يَوْمٍ عَقِيمٍ ٥٥

٣٣٨

(47) Ва эй Паёмбар, кофирони қавмат аз ту зудтар омадани азоби дунё ва охиратро талаб мекунанд, чунки онҳо аз уқубати ин дунёву он дунё бим дода шудаанд. Ва ҳаргиз Аллоҳ (ч) азоберо, ки ба кофирон ваъда додааст, хилоф намекунад. Он ҳодисае, ки рӯзи ҷанги Бадр бар сари аҳли куфр омад, аз ҷумлаи азоби фаврии дунёст. Ва бешубҳа, як рӯза азоби охират аз сабаби шиддати он монанди ҳазор сол аз солҳои дунё аст, ки шумор мекунед.

(48) Ва шумораи аҳли деҳаҳое, ки барояшон мӯҳлат додам, ҳол он ки онҳо ба сабаби куфр варзиданашон золим буданд, бағоят бисёр аст. Онҳоро дар ҳол уқубат накардам, то тадриҷан ҳалокашон гардонам, сипас ба азоби решабарандоз гирифторашон сохтам ва бозгашташон рӯзи қиёмат танҳо ба сӯи Ман аст. Онҳоро барои кофир гаштанашон бо азоби доимӣ ҷазо медиҳам.

(49) Эй мардум, ҳамоно ман барои шумо бимдиҳандаи ошкорам. Он чи ба ман пайғом фиристода шавад, бароятон мерасонам.

(50) Пас, он касоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон оварда ва корҳои шоиста мекунанд, онҳоро аз назди Парвардигорашон мағфирати гуноҳон ва дар ҷаннат рӯзии поку фаровону арзишманди абадӣ аст.

(51) Ва касоне, ки дар такзиби оятҳои Мо саъй меварзанд, дар ҳоле ки ба пиндори худ мехоҳанд Аллоҳ (ч)-ро оҷиз гардонанд ва аз азоби Ӯ раҳоӣ ёбанд, ин ҷамоа ёрони дӯзаханд. Чунончи дӯст мудом бо дӯсташ якҷост, онҳо низ аз дӯзах ҷудо намешаванд.

(52) Ва Мо қабл аз ту Паёмбар расул ва набиеро нафиристодаем, магар он ки вақте Китоби Аллоҳ (ч)-ро тиловат кардааст, Шайтон бар қироаташ шак андохтааст, то ба мардум омехта созад, ки он аз ваҳйи илоҳӣ аст. Пас Аллоҳ (ч) шубҳаю васвасаи афкандаи Шайтонро ботил намуда, оятҳояшро устувор мегардонад. Ва Аллоҳ (ч) Донандаи ҳамаи чиз буда, чизе аз Ӯ махфӣ нест, дар офариниш, муқаррарсозии тақдир ва чорасозӣ бағоят Ҳаким аст.

(53) Шайтон дар қироати паёмбар шубҳа меафканад, то Аллоҳ (ч) шубҳаи афкандаи вайро барои мунофиқон ва мушриконе, ки сангдил гаштаанд, василаи озмоиш созад. Ва ҳамоно ситамкорони мунофиқу мушрик бо Аллоҳу Расулаш адовати сахт дошта, аз ҳақиқат дуранд.

(54) Ва то касоне, ки Аллоҳ (ч) ба онҳо дониш додааст, яқин ҳосил кунанд, ки Қуръон ба ту Паёмбар ба ростӣ аз сӯи Парвардигорат ваҳй шудааст, пас имонашон ба он афзун гардад ва дилашон бо он ором ва ба аҳкомаш таслим шавад. Ва бешак, Аллоҳ (ч) мӯъминонро ба роҳи рост раҳнамоӣ мекунад. Ин подоши таслим шудан ва ором гирифтани қалбашон ба Китоби Аллоҳ (ч) аст.

(55) Ва шахсони ба Аллоҳ (ч) кофиршудаи такзибгар пайваста дар мавриди Қуръони бар ту нозилшуда дар ҳолати шубҳа қарор доранд, то он ки қиёмат ногаҳон ба онҳоояд, ё онҳоро азоби рӯзе фаро гирад, ки дар он кофирону мушриконро раҳмат ва хайре нест. Мурод аз рӯзи мавсуф қиёмат аст, ки ба кофирону мушрикон раҳм карда намешавад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Мӯҳлат додан ба золим, то ситамкории худро идома диҳад, яке аз қонунҳои доимии Парвардигор аст;

2.Аллоҳ таоло Китобашро аз тағйирёбӣ ва дасисаҳои пайравони Шайтон муҳофизат мекунад;

3.Мунофиқӣ ва сангдилӣ ду бемории қаттоланд;

4.Имон самараи илм ва фурӯтанӣ дар баробари дастуроти илоҳӣ маҳсули имон аст.

ٱلۡمُلۡكُ يَوۡمَئِذٖ لِّلَّهِ يَحۡكُمُ بَيۡنَهُمۡۚ فَٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ
وَعَمِلُواْ ٱلصَّٰلِحَٰتِ فِي جَنَّٰتِ ٱلنَّعِيمِ ٥٦ وَٱلَّذِينَ
كَفَرُواْ وَكَذَّبُواْ بِـَٔايَٰتِنَا فَأُوْلَٰٓئِكَ لَهُمۡ عَذَابٞ
مُّهِينٞ ٥٧ وَٱلَّذِينَ هَاجَرُواْ فِي سَبِيلِ ٱللَّهِ ثُمَّ قُتِلُوٓاْ
أَوۡ مَاتُواْ لَيَرۡزُقَنَّهُمُ ٱللَّهُ رِزۡقًا حَسَنٗاۚ وَإِنَّ ٱللَّهَ لَهُوَ
خَيۡرُ ٱلرَّٰزِقِينَ ٥٨ لَيُدۡخِلَنَّهُم مُّدۡخَلٗا يَرۡضَوۡنَهُۥۗ
وَإِنَّ ٱللَّهَ لَعَلِيمٌ حَلِيمٞ ٥٩ ۞ ذَٰلِكَۖ وَمَنۡ عَاقَبَ بِمِثۡلِ الحزب ٣٤
مَا عُوقِبَ بِهِۦ ثُمَّ بُغِيَ عَلَيۡهِ لَيَنصُرَنَّهُ ٱللَّهُۚ إِنَّ ٱللَّهَ
لَعَفُوٌّ غَفُورٞ ٦٠ ذَٰلِكَ بِأَنَّ ٱللَّهَ يُولِجُ ٱلَّيۡلَ فِي
ٱلنَّهَارِ وَيُولِجُ ٱلنَّهَارَ فِي ٱلَّيۡلِ وَأَنَّ ٱللَّهَ سَمِيعُۢ
بَصِيرٞ ٦١ ذَٰلِكَ بِأَنَّ ٱللَّهَ هُوَ ٱلۡحَقُّ وَأَنَّ مَا يَدۡعُونَ
مِن دُونِهِۦ هُوَ ٱلۡبَٰطِلُ وَأَنَّ ٱللَّهَ هُوَ ٱلۡعَلِيُّ ٱلۡكَبِيرُ ٦٢
أَلَمۡ تَرَ أَنَّ ٱللَّهَ أَنزَلَ مِنَ ٱلسَّمَآءِ مَآءٗ فَتُصۡبِحُ ٱلۡأَرۡضُ
مُخۡضَرَّةًۚ إِنَّ ٱللَّهَ لَطِيفٌ خَبِيرٞ ٦٣ لَّهُۥ مَا فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ
وَمَا فِي ٱلۡأَرۡضِۗ وَإِنَّ ٱللَّهَ لَهُوَ ٱلۡغَنِيُّ ٱلۡحَمِيدُ ٦٤



56 Фармонравоии рӯзи қиёмат, ки ба ин ҷамоа азоби ваъдашуда меояд, танҳо аз Аллоҳ (ч) аст. Касе ҷуз Ӯ дар он рӯз подшоҳӣ надорад. Аллоҳ (ч) байни мӯъминону кофирон доварӣ мекунад. Ба ҳар кадоми онҳо бо он чи сазоворанд, ҳукм менамояд. Пас касоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон меоранд ва корҳои нек анҷом медиҳанд, онҳоро подоши азими бӯстонҳои дорои неъматҳои доимии қатъношаванда аст.

57 Ва он касоне, ки кофир мешаванд ва оятҳои бар Паёмбарамон нозилкардаи Моро дурӯғ мешуморанд, онҳоро азоби хоркунанда аст. Аллоҳ (ч) ин ҷамоаро бо азоби Хеш дар дӯзах хор мегардонад.

58 Ва он касоне, ки манзил ва сарзамини хештанро барои ризои Парвардигор ва иззат додани дин тарк карда, сипас дар роҳи ҷиҳод кушта мешаванд, ё мемиранд, бегумон Аллоҳ (ч) ба онҳо дар ҷаннат рӯзии неки доимии безавол медиҳад. Ва бешак, Аллоҳ (ч) беҳтарини рӯзирасонон аст.

59 Бегуфтугӯ, Аллоҳ (ч) онҳоро ба маконе медарорад, ки онро announcements мannouncements

60 Ин ваъдаест, ки ба муҳоҷирон додаем. Ва ҳар кас аз ситампеша ба мисли он чи бар вай ситам шудааст, интиқом бигирад, барои ин амалаш гунаҳкор намегардад. Сипас чун он золим боз ба ситамкории худ баргардад, пас ҳатман Аллоҳ (ч) мазлумро зидди он золим нусрат медиҳад. Бешак, Аллоҳ (ч) ба тавбакорон Бахшандаи Омурзанда аст.

61 Пирӯз гардонидани мазлум алайҳи золим ба сабаби он аст, ки яқинан Аллоҳ (ч) ба он чи хоҳад, Қодир аст. Даровардани шаб дар рӯз ва даровардани рӯз дар шаб бо зиёду камшавии он аз қудрати Ӯст ва ҳамоно Аллоҳ (ч) Шунавои Доност. Сухани бандагонашро мешунавад ва корашонро медонад. Чизе аз гуфтору кирдорашон аз Ӯ махфӣ нест ва ба зудӣ онҳоро ба сазои аъмолашон мерасонад.

62 Он чи аз даровардани шаб дар рӯз ва рӯз дар шаб зикр гардид, ба сабаби он аст, ки Аллоҳ (ч) Маъбуди барҳақ аст, динаш ҳақ, ваъдаи додааш ҳақ ва мӯъминонро пирӯз гардониданаш ҳақ аст ва бешубҳа, он чи мушрикон мепарастиданд, ботил аст ва Аллоҳ (ч) бо зоту ҳукму салтанаташ аз махлуқот Бартару Бузург аст. Сифати кибр хоси Ӯст.

63 Эй Паёмбар, оё намебинӣ, ки Аллоҳ (ч) аз осмон борон фуруд меорад, пас замин баъди рехтани борон ба сабаби рӯйидани наботот сарсабз мегардад. Ба дурустӣ, Аллоҳ (ч) ба бандагон бағоят Меҳрубону аз онҷи судашон меорад Бохабар аст. Бо меҳрубониаш аз осмон борон фуруд меорад ва заминро бо гиёҳон сарсабз мегардонад Ҳеҷ манфиати  бандагон аз Аллоҳ (ч) пӯшида нест.

64 Тамоми мавҷудоти осмонҳо ва тамоми мавҷудоти замин танҳо аз Аллоҳ (ч) аст. Ва яқинан Аллоҳ (ч) Зоти Бениёзи Сутуда аст. Ба касе ва чизе ниёз надорад ва дар ҳама ҳолат шоистаи сутудан аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои карима баёнгари мақом ва фазилати ҳиҷрат аст;
2.Аз нигоҳи Ислом ситонидани интиқоми баробар раво аст;
3.Аллоҳ (ч) шахсеро, ки мавриди ситам қарор гирад, дар дунё ё охират пирӯз мегардонад;
4.Оятҳои мазкур ифодагари исботи сифатҳои волое ба монанди “**илм**”, “**шунавоӣ**”, “**биноӣ**” ва “**бартарӣ**” барои Аллоҳ (ч) аст.


سُورَةُ الحَجِّ — الجُزءُ السَّابِعَ عَشَرَ

أَلَمۡ تَرَ أَنَّ ٱللَّهَ سَخَّرَ لَكُم مَّا فِي ٱلۡأَرۡضِ وَٱلۡفُلۡكَ تَجۡرِي
فِي ٱلۡبَحۡرِ بِأَمۡرِهِۦ وَيُمۡسِكُ ٱلسَّمَآءَ أَن تَقَعَ عَلَى ٱلۡأَرۡضِ إِلَّا
بِإِذۡنِهِۦٓۚ إِنَّ ٱللَّهَ بِٱلنَّاسِ لَرَءُوفٞ رَّحِيمٞ ٦٥ وَهُوَ ٱلَّذِيٓ
أَحۡيَاكُمۡ ثُمَّ يُمِيتُكُمۡ ثُمَّ يُحۡيِيكُمۡۗ إِنَّ ٱلۡإِنسَٰنَ لَكَفُورٞ ٦٦
لِّكُلِّ أُمَّةٖ جَعَلۡنَا مَنسَكًا هُمۡ نَاسِكُوهُۖ فَلَا يُنَٰزِعُنَّكَ
فِي ٱلۡأَمۡرِۚ وَٱدۡعُ إِلَىٰ رَبِّكَۖ إِنَّكَ لَعَلَىٰ هُدٗى مُّسۡتَقِيمٖ ٦٧
وَإِن جَٰدَلُوكَ فَقُلِ ٱللَّهُ أَعۡلَمُ بِمَا تَعۡمَلُونَ ٦٨ ٱللَّهُ يَحۡكُمُ
بَيۡنَكُمۡ يَوۡمَ ٱلۡقِيَٰمَةِ فِيمَا كُنتُمۡ فِيهِ تَخۡتَلِفُونَ ٦٩
أَلَمۡ تَعۡلَمۡ أَنَّ ٱللَّهَ يَعۡلَمُ مَا فِي ٱلسَّمَآءِ وَٱلۡأَرۡضِۚ إِنَّ
ذَٰلِكَ فِي كِتَٰبٍۚ إِنَّ ذَٰلِكَ عَلَى ٱللَّهِ يَسِيرٞ ٧٠ وَيَعۡبُدُونَ
مِن دُونِ ٱللَّهِ مَا لَمۡ يُنَزِّلۡ بِهِۦ سُلۡطَٰنٗا وَمَا لَيۡسَ لَهُم بِهِۦ
عِلۡمٞۗ وَمَا لِلظَّٰلِمِينَ مِن نَّصِيرٖ ٧١ وَإِذَا تُتۡلَىٰ عَلَيۡهِمۡ ءَايَٰتُنَا
بَيِّنَٰتٖ تَعۡرِفُ فِي وُجُوهِ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ ٱلۡمُنكَرَۖ يَكَادُونَ
يَسۡطُونَ بِٱلَّذِينَ يَتۡلُونَ عَلَيۡهِمۡ ءَايَٰتِنَاۗ قُلۡ أَفَأُنَبِّئُكُم بِشَرّٖ مِّن
ذَٰلِكُمُۚ ٱلنَّارُ وَعَدَهَا ٱللَّهُ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْۖ وَبِئۡسَ ٱلۡمَصِيرُ ٧٢

٣٤٠

65 Эй Паёмбар, оё намебинӣ, ки Аллоҳ (ч) тамоми ҷонварон ва ашёи беҷони заминро ба хотири суд ва ниёзҳоятон ва низ киштиҳоро, ки бо фармони Ӯ аз як кишвар ба кишвари дигаре ҳаракат мекунанд, бароятон мусаххар гардонид ва осмонро аз афтодан ба замин нигоҳ медорад, магар бо хосташ, зеро агар Ӯ хоҳад, осмон ба замин меафтад. Бегумон Аллоҳ (ч) ба бандагонаш Меҳрубону Дорои раҳмати фаровон аст. Бинобар ин, бо вуҷуди зулми бандагон мавҷудоти мазкурро тахти фармони онҳо қарор додааст.

66 Ва Аллоҳ (ч) Зотест, ки шуморо баъди нестӣ ҳаст намуда, зинда сохт, сипас чун умратон анҷом ёбад, шуморо мемиронад сипас, баъди марг шуморо боз зинда мегардонад, то барои корҳоятон бозпурсиатон карда, подошатон диҳад. Бешак, инсон нисбат ба неъматҳои Аллоҳ (ч) агарчи ошкоранд, бо ибодати ғайри Ӯ носипоси гузаро аст.

67 Барои аҳли ҳар миллате шариате муқаррар намудаем, ки онҳо мутобиқаш амалкунандаанд. Пас набояд мушрикону пайравони дигар динҳо дар бораи шариати овардаат бо ту Паёмбар низоъ кунанд. Зеро ту дар роҳи рост ва онҳо дар роҳи ботил ҳастанд. Ва мардумро ба сӯи Парвардигорат даъват кун, то ибодат ва тавҳидро танҳо барои ӯ анҷом диҳанд. Бешубҳа, ту дар роҳи рост қарор дорӣ. Дар он ҳеҷ каҷӣ нест.

68 Ва агар онҳо баъди ошкоршавии далел боз ҳам бо ту мунозара кунанд, пас корашонро ба Аллоҳ (ч) ҳавола намуда, таҳдидомез бигӯ: “**Он чи мекунед, Аллоҳ (ч) беҳтар медонад. Корҳоятон аз Ӯ махфӣ намебошад ва дар рӯзҳои наздик бароятон подош медиҳад.**”

69 Аллоҳ (ч) рӯзи қиёмат байни шумо мӯъминон ва кофирон дар бораи он чи аз умури динӣ, ки дар дунё бо якдигар ихтилоф мекардед, доварӣ мекунад.

70 Эй Паёмбар, магар намедонӣ, ки Аллоҳ (ч) тамоми мавҷудоти осмонҳо ва заминро медонад ва чизе аз Ӯ махфӣ нест?! Бешак, ин ҳама дар Лавҳи Маҳфуз сабт аст. Яқинан донистани ин чизҳо бар Аллоҳ (ч) бисёр осон аст.

71 Ва мушрикон ғайр аз Аллоҳ (ч) бутҳоеро ибодат мекунанд, ки Аллоҳ (ч) барои ибодаташон дар Китобҳояш ҳуҷҷате фуруд наовардааст ва худ низ барои ин амал далели илмӣ надоранд. Такягоҳи асосии мушрикон тақлиди хато ба падаронашон аст. Ва золимон мададрасоне надоранд, ки ҳангоми омадани укубати илоҳӣ онро бартараф созад.

72 Ва чун ба аҳли Қурайш оятҳои возеҳи Мо дар Қуръон тиловат шавад, вақти шунидан дар чеҳраи кофирон аломати инкори онро аз гиреҳи абрӯяшон мешиносӣ. Наздик аст ба он касоне, ки оятҳои Моро барояшон мехонанд, ҳамла намоянд. Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: “**Оё шуморо аз чизе, ки аз хашм ва гиреҳи абрӯятон бадтар аст, огоҳ созам? Он оташи дӯзах аст. Аллоҳ (ч) онро ба кофирон ваъда додааст. Ва дӯзах, ки ба сӯи он бармегардед, ҷои бисёр бад аст.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Яке аз неъматҳои илоҳӣ барои бандагон он аст, ки мавҷудоти осмону заминро барояшон мусаххар намудааст;

2.Аллоҳ (ч) дорои сифати “**Рауф**” ва “**Раҳим**” аст;

3.Илми Аллоҳ (ч) тамоми мавҷудоти осмонҳову замин ва ғайри онро иҳота кардааст;

4.Сабаби асосии даст накашидани мушрикон аз ширк тақлиди кӯр-кӯрона мебошад.

يَٰٓأَيُّهَا ٱلنَّاسُ ضُرِبَ مَثَلٞ فَٱسۡتَمِعُواْ لَهُۥٓۚ إِنَّ ٱلَّذِينَ
تَدۡعُونَ مِن دُونِ ٱللَّهِ لَن يَخۡلُقُواْ ذُبَابٗا وَلَوِ ٱجۡتَمَعُواْ لَهُۥۖ
وَإِن يَسۡلُبۡهُمُ ٱلذُّبَابُ شَيۡـٔٗا لَّا يَسۡتَنقِذُوهُ مِنۡهُۚ ضَعُفَ
ٱلطَّالِبُ وَٱلۡمَطۡلُوبُ ٧٣ مَا قَدَرُواْ ٱللَّهَ حَقَّ قَدۡرِهِۦٓۚ إِنَّ ٱللَّهَ
لَقَوِيٌّ عَزِيزٌ ٧٤ ٱللَّهُ يَصۡطَفِي مِنَ ٱلۡمَلَٰٓئِكَةِ رُسُلٗا
وَمِنَ ٱلنَّاسِۚ إِنَّ ٱللَّهَ سَمِيعُۢ بَصِيرٞ ٧٥ يَعۡلَمُ مَا بَيۡنَ
أَيۡدِيهِمۡ وَمَا خَلۡفَهُمۡۚ وَإِلَى ٱللَّهِ تُرۡجَعُ ٱلۡأُمُورُ ٧٦ يَٰٓأَيُّهَا
ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ ٱرۡكَعُواْ وَٱسۡجُدُواْۤ وَٱعۡبُدُواْ رَبَّكُمۡ
سَجدة وَٱفۡعَلُواْ ٱلۡخَيۡرَ لَعَلَّكُمۡ تُفۡلِحُونَ۩ ٧٧ وَجَٰهِدُواْ فِي
ٱللَّهِ حَقَّ جِهَادِهِۦۚ هُوَ ٱجۡتَبَىٰكُمۡ وَمَا جَعَلَ عَلَيۡكُمۡ
فِي ٱلدِّينِ مِنۡ حَرَجٖۚ مِّلَّةَ أَبِيكُمۡ إِبۡرَٰهِيمَۚ هُوَ سَمَّىٰكُمُ
ٱلۡمُسۡلِمِينَ مِن قَبۡلُ وَفِي هَٰذَا لِيَكُونَ ٱلرَّسُولُ شَهِيدًا عَلَيۡكُمۡ
وَتَكُونُواْ شُهَدَآءَ عَلَى ٱلنَّاسِۚ فَأَقِيمُواْ ٱلصَّلَوٰةَ وَءَاتُواْ ٱلزَّكَوٰةَ
وَٱعۡتَصِمُواْ بِٱللَّهِ هُوَ مَوۡلَىٰكُمۡۖ فَنِعۡمَ ٱلۡمَوۡلَىٰ وَنِعۡمَ ٱلنَّصِيرُ ٧٨

ترتيبها ٢٣ سُورَةُ المُؤمِنُونَ آياتها ١١٨



73 Эй мардум, бароятон масале баён шудааст, пас бо диққат ба он гӯш кунед ва ибрат гиред. Бешак, он маъбудхое, ки ғайри Аллоҳ (ч) мепарастед, ҳаргиз магасеро, бо вуҷуди хурдӣ офарида наметавонанд, зеро онҳо оҷизанд. Ва агар ҳамаашон барои офаридани он магас ҷамъ шаванд, аз ухдаи офариданаш намебароянд. Ва агар магас хушбӯӣ ва ҳар чизи ба он монандро аз маъбудҳоятон рабояд, қудрат надоранд, ки онро аз дасти магас раҳонанд. Ва аз сабаби он ки маъбудҳои шумо аз офаридани магас ва аз раҳонидани чизҳояшон оҷизанд, маълум гашт, ки онҳо аз иҷрои корҳои калонтар нотавонтаранд. Вақте чунин аст, пас читавр онҳоро ғайр аз Аллоҳи Ягона ибодат мекунед?! Ҳам он бут, ки чизҳои хешро аз магас раҳонида наметавонад ва ҳам магас дармондаи нотавонанд.

74 Мушрикон таъзими Аллоҳ (ч)-ро чунончи шоистаи Зоташ аст, ба ҷо наовардаанд, зеро махлуқотро ба Ӯ шарик месозанд. Ба дурустӣ, Аллоҳ (ч) бағоят Нерӯманди ҳамеша Ғолиб аст. Офаридани осмонҳову замин ва дигар мавҷудот аз нишонаҳои қудрат ва қуввати Ӯст. Аммо маъбудҳои ботили мушрикон нотавону хор буда, ҳеҷ чизро халқ карда наметавонанд.

75 Аллоҳ (ч) аз фариштагон ва аз мардум паёмбаронеро интихоб мекунад. Баъзеи фариштагонро ба мисли Ҷабраил ба сӯи паёмбарони навъи башар ва паёмбарони аз инсонҳо баргузидаашро ба сӯи мардум мефиристад. Бешак, Аллоҳ (ч) Шунавои Биност. Сухани мушриконро дар ҳаққи паёмбарон мешунавад ва он касеро, ки барои рисолаташ баргузида аст, мебинад.

76 Худо аҳволи қабл аз офаридан ва баъди марги фариштагон ва инсонҳои ба сифати паёмбар баргузидаашро медонад. Ва корҳо рӯзи қиёмат танҳо ба сӯи Аллоҳ (ч) баргардонида мешавад. Бандагонашро дубора зинда мегардонад ва онҳоро барои амалашон подош медиҳад.

77 Эй мӯъминони мутобиқи ҳукми шаръ амалкунанда, дар намоз танҳо барои Аллоҳ (ч) рукӯъ ва саҷда кунед ва корҳои некро аз қабили садақа ва пайванди алоқаи хешовандӣ анҷом диҳед, ба умеди он ки ба ҷаннат ноил гашта, аз ҷаҳаннам наҷот меёбед.

78 Ва дар роҳи Аллоҳ (ч) холис барои Ӯ ҷиҳод намоед. Ӯ шуморо баргузида ва динатонро содаву осон гардонидааст, ки дар он тангӣ ва сахтӣ нест. Ин дини осон, дини падаратон Иброҳим (а) аст. Ва бегумон Парвардигор шуморо дар Китобҳои пеш ва Қуръон мусалмон номидааст, то Паёмбараш бар шумо гувоҳ бошад, ки фармудаҳои илоҳиро ба шумо расонидааст ва шумо бар умматҳои гузашта гувоҳ бошед, ки паёмбаронашон фармудаҳои илоҳиро ба онҳо расониданд. Пас барои ин неъматҳо бо барпосозии намоз дар сурати комил шукри Аллоҳ (ч)-ро ба ҷо оред ва закоти молатонро бидиҳед ва дар ҳамаи корҳоятон ба Аллоҳ (ч) паноҳ баред ва такя кунед. Пас Аллоҳ (ч) барои мӯъминоне, ки Ӯро Корсоз ва Ёвар гирифтаанд, некӯ Корсоз ва некӯ Ёвар аст. Ӯро Дӯсти худ гиред, шуморо дӯст мегирад, аз Ӯ кӯмак хоҳед, ба шумо ёрӣ мерасонад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои муборака баёнгари он аст, ки барои возеҳ гардонидани маъно баёни масал аҳамияти зиёд дорад ва он яке аз равишҳои тарбиявии самаранок мебошад;

2.Оҷизии бутҳо аз офаридани камтарин мавҷуд далели аҷзи онҳо аз халқ кардани мавҷудоти калонтар аст;

3.Сабаби ширк овардан дуруст нашинохтани азамат Ҳақ таолост;

4.Аллоҳ (ч) дорои сифатҳои “**Қавӣ**” ва “**Азиз**” аст. Мӯъмин бояд ҳамеша маъноҳои сифоти Худоро дар зеҳни хеш ҷойгир сохта, бо тақозои он амал кунад.